АКАДЕМИЯИ ФАНҲОИ
РСС ТОҶИКИСТОН
ИНСТИТУТИ ШАРҚШИНОСӢ

# АБДУРАҲМОНИ ҶОМӢ

## ОСОР

ДАР ҲАШТ ҶИЛД

ДУШАНБЕ НАШРИЕТИ «АДИБ» 1987

АКАДЕМИЯИ ФАНҲОИ
РСС ТОҶИКИСТОН
ИНСТИТУТИ ШАРҚШИНОСӢ

# АБДУРАҲМОНИ ҶОМӢ

# ОСОР

ҶИЛДИ СЕЮМ

## СИЛСИЛАТ-УЗ-ЗАҲАБ
## САЛОМОН ВА АБСОЛ
## ТУҲФАТ-УЛ-АҲРОР



ДУШАНБЕ НАШРИЕТИ «АДИБ» 1987

ББК 84(0)9
Точик 1—И(Эрон)

Ба чоп хозиркунандагон
*Қ. Айнӣ, А. Зуҳуриддинов*

**Ҷомӣ, Абдураҳмон**

Ҷ 68 Осор. Иборат аз ҳашт ҷилд.— Душанбе: Адиб, 1987.-- 288 саҳ.

Пеш аз сарл.: Академияи Фанҳои РСС Тоҷикистон. Ин-ти шарқшиносӣ.

Ҷилди 3; Силсилат-уз-заҳаб; Саломон ва Абсол; Туҳфат-ул-Аҳрор (Таҳияи Қ. Айнӣ, А. Зуҳуриддинов).— 1987.

Дар ҷилди сеюми осори Абдураҳмони Ҷомӣ достонҳои оламшумули ӯ ҷой гирифтаанд. Ҳар яки он достон бо сари худ маънии навин мекашад ва башариятро ба сӯи некию некбинӣ, маърифатпарварӣ ва ҳақиқатнигорӣ ҳидоят мекунад.

**Джами, Абдурахман.**

Сочинения: В 8-ми т. Т. 3.

В третий том Джами включены его известные поэмы. В них он воспевает вечность доброты, человечность и благородство.

Ҷ $\frac{4702050010 - 243}{М\ 501(13) - 87}$ — 98 — 87

**ББК 84(0)9**
**Тоҷик 1—И(Эрон)**

## ПЕШГУФТОР

«Силсилат-уз-заҳаб» аввалин достони «Ҳафт авранг» аст. Ин маснавӣ аз се дафтар иборат буда, аз ҷиҳати ҳаҷм нисбат ба дигар достонҳои Абдураҳмони Ҷомӣ калон аст ва тақрибан 6500 байтро дар бар мегирад.

Ҷомӣ дафтари аввали «Силсилат-уз-заҳаб»-ро пеш аз соли 1472, дафтари дуюмро соли 890(1485) ва дафтари сеюмро баъди анҷом додани ҳамаи маснавиҳои «Ҳафт авранг» ба итмом расонида, бахши саввуми достонро ба султони Туркия—Боязид II (1481—1512) бахшида аст.

Порчаҳои аз маснавии «Силсилат-уз-заҳаб» интихоб кардаи мо зиёда аз дуҳазор байтро ташкил мекунад. Дар вақти интихоб бахшҳое, ки мувофиқи анъанаи достонсароии классикӣ ба наъту муноҷот ва мадҳу ҳамд бахшида шудаанд ва порчаҳое, ки дар онҳо мазмунҳои диниву ирфонии шоир баралоина инъикос ёфтаанд, ихтисор карда, партофта шуд.

Ҳикоёт ва китъаҳои интихобшудаи «Силсилат-уз-заҳаб» аз ҷиҳати мазомину мундариҷа гуногунанд. Онҳо

ба мавзуъҳои мухталифи ахлоқу одоб, этика ва масъалаҳои ирфониву фалсафӣ ва танқиди сахти шайхону воизони давр бахшида шудаанд. Манобеъи асосии асари мазкур фольклори тоҷик мебошад. Шоир дар бештарин ҳикоёти «Силсилат-уз-заҳаб» барои тақвияти афкори худ мақолу зарбулмасалҳои халқиро фаровон истифода кардааст.

Интихоби маснавии «Силсилат-уз-заҳаб» дар асоси ду фото-нусхаи «Куллиёти» Абдураҳмони Ҷомӣ аз «Ганҷинаи дастхатҳои шарқӣ» ба номи А. Мирзоев ва чопи Тошканд[1] таҳия гардидааст.

*Абӯбакр Зуҳуриддинов*

---

[1] Ҳафтавранги Ҷомӣ. Тошканд 1914.

**Ишорат ба маънии танзеҳ,[1]**
**ки муқтазои ақл ва ташбеҳ,**
**ки мӯҷиби самъ аст**
**бо танбеҳ бар он ки камол**
**дар мартабаи ҷамъ аст.**

Шарҳи авсофи зоти ӯ деҳ аз ӯ,
Кас надонад сифоти ӯ беҳ аз ӯ.
Ҳар чи худро ба он кунад тавсиф,
Мекунаш бар хилофи ӯ таъриф.
В-он чи худро аз он кунад тақдис,[2]
Ту дар исботи он макун талбис,
На ба танзеҳ шавад чунон маъшуқ,
Ки ба нафйи[3] сифат шавӣ мавсуф.
На ба ташбеҳ он чунон моил,
Ки ба ҷисми ҷиҳат шавӣ қоил.
Ҳар чи тақдиси зоти танзеҳ аст,
В-он чи машъар[4] ба нафйи ташбеҳ аст.
Ҳар чи ташбеҳ бошаду таҷдид,
В-он чи мубнӣ зи Хизри мо тақлид.

---

[1] *Танзеҳ* — пок, покдоманӣ.
[2] *Тақдис* — муқаддас шуморидан.
[3] *Нафй* — инкор кардан, рад кардан.
[4] *Маъшар* — ҷои ибодати мусулмонон.

Маншаи он бувад талаббуси[1] айн,
Ба зуҳури малобиси[2] кавнайн.
Гар ту зи арбоби завқу идрокӣ,
В-аз нақид ба як тараф покӣ.
Мекун ин сокин ки кардамат танбеҳ,
Ҷамъи танзеҳро ма-ал-ташбеҳ.
Ҳар якеро ба ҷои ӯ медор,
Чашм бар муқтазои ӯ медор.
Дар сифатҳои ҳақ машав як чашм,
Мекушо сӯи ҳар як андак чашм.
Мекун аз шарри фитнаи даҷҷол.
Истионат дар аксари аҳвол.
Муътадил шав, ки ҳар ки аҳли дил аст,
Дар ҷамеи умур мӯътадил аст.
Васат омад маҳалли иззу шараф,
Ба васат рӯй неҳ зи ҳар ду тараф.
То расонад туро ба фарру баҳо,
Ҳукми хайр-ул-умури авсатуҳо.

## Муноҷот дар тазаррӯъ ва ибтиҳоли ҳазрати зулҷалол

Эй зуҳури ту бо бутун[3] дамсоз,
В-эй бурузи ту бо кумун ҳамроз.
Аҳадӣ, лек марҷаъи[4] аъдод[5],

---

[1] *Талаббус* — либос пушидан, чизеро фарк кардан.
[2] *Малобис* — ҷамъи малбас—либосҳо,
[3] *Бутун* — ҷамъи батн, пушидагиҳо, пинҳонкориҳо.
[4] *Марҷаъ* — ҷои руҷӯъ, паноҳгоҳ.
[5] *Аъдод* — ҷамъи адад, ададҳо.

Воҳидӣ, лек маҷмаи аздод[1]
Аввалию туро бадоят не,
Охириву туро ниҳоят не.
Зоҳирӣ бо камоли яктоӣ,
Ботинӣ ба вуфури пайдоӣ.
Эминӣ аз тағайюру табдил,
Фориғӣ аз таҳайюру таҳвил
Зоти ту дар сародиқоти ҷалол
Аз азал то абад ба як минвол.
Бар хатопешагон атои ту дом,
Бо волошевагон балои ту ком.
Дом чӣ бувад, фиребу ҷоҳу ҷалол,
Ком чӣ бувад навиди қурбу висол.
Эй ҷаҳоне ба ком аз дари ту,
Ком хоҳам на дом аз дари ту.
Дам ба дам дар раҳам манеҳ доме,
То паи коми худ занам ғоме.
Ба ҷавори худам раҳе бинмой,
Дар ҳарими дилам даре бикшой.
Ғоиб аз ман маро ҳузуре бахш,
Ба суруре расону нуре бахш...
Эй бас оташпарасти бодпараст,
Карда умре ба хоки дайр нишаст.
Дидае деҳ сазои дидорат,
Ҷоне ором ҷои асрорат.
Чанд бошам зи худпарастии хеш,
Банд дар тангнои ҳастии хеш.
Вораҳонам зи нанги ин тангӣ,
Бирасонам ба ранги берангӣ.
Мепарад мурғи ҳимматам густох,
Дар ниёзи умед шох ба шох.
Гаҳ зи боми ту донае чинам,
Ё зи номат нишонае бинам.

---

[1] *Аздод* — ҷамъи зидд-зиддиятҳо.

Пеш аз он к-аз ҷаҳон бубандам бор,
Зи афсари фақр сарбаландам дор.
Суи ту борҳо шитофтаам,
Бори ҷуз бори дил наёфтаам.
Чун шуд аз бори дил гаронам пушт,
Ҳалқа шуд чун думи сагонам пушт.
Худ гирифтам, ки аз сагон батарам
Макун аз ҳалқаи сагон ба дарам...
Бувад умрам сафед туморе,
Дар кафи ҳамчу ман сияҳкоре.
Аз барои саводи он нома
Дили ман меҳбара[1], забон-нома.
Рузгоре дар он қалам задаам,
Аз хатову халал рақам задаам.
Қас наёбад дар ӯ набишти хате,
Ки на дар замини он буд сахате[2]
Чун кунад дасти қаҳрамони аҷал,
Пайи ин номаи хатову халал.
З-оби афваш варақ бишӯй нахуст,
Пас ба килки карам, ки дар кафи туст.
Бахри озодиям барот навис,
В-аз хатоҳо хати наҷот навис.

## Хитоби заминбӯс бо тарғиб дар риояти раоё ва шафқат бар умуми бароё[3].

Эй ба шоҳӣ баландовоза
Кардӣ ойини хусравӣ тоза.

---

[1] *Меҳбара* -- сиёҳидон, давот.
[2] *Сахат* — (сухут)—хашм, ғазаб.
[3] *Бароё* — ҷамъи бария—махлуқот, халк, мардум.

Дили ту нақди адлрост маҳак.
Нест чун долу лом аз он мунфак[1]
Шуд чу бо айни отифат дили ту,
Муттасил адл гашт ҳосили ту.
Ҳақ зи шоҳон ба ғайри адл нахост.
Осмону замин ба адл ба пост.
Салтанат хаймаест бас мавзун,
Қ-аш бувад ростию адл сутун.
Гар набошад сутуни хаймa ба чой,
Чун бувад хаймa бесутун бар пой.
Ё раб ин хаймаи саодатманд,
З-ин сутун бод то ба ҳашр баланд.
Шоҳ бошад шубону халқ ҳама
Рамаву гурги он рама залама.
Баҳри он аст ҳою ҳуи шубон,
То биёбад рама зи гург амон.
Чун шубон созгори гург бувад,
Рамаро офате бузург бувад.
Марҳамат бар рама ба чон ҳад[2] аст
Лутф бо гург кори бе хирад аст,
Гарат афтад ба марҳамат майле,
Рама бошад ба он гург авле.

## Дар баёни он ки ҳикмат дар вуҷуди подшоҳи соҳибҷалолат ҳикмат аст ба муҷиби ростиву адолат

Чист донӣ ба зери чархи асир,
Ҳикмат андар вуҷуди шоху амир

---

[1] *Мунфакк* — чудо, дур.
[2] *Ҳад* — худ.

То бувад пушт бепаноҳонро,
То диҳад дод, додхоҳонро.
Некхоҳи ҷаҳониён бошад,
Бар ҳама халқ меҳрбон бошад.
Золимонро зулм боз орад,
Дасти мазлумро қавӣ дорад.
Адлро пешвои худ созад,
Корҳоро ба адл пардозад.
Ҳар киро не ба адл дастур аст,
Аз мақоми халифагӣ дур аст.
Гирад аз дев дарси зулм сабақ
Ақл чун хонадаш халифаи хақ
Пеша карда хилофи фармонро,
Гашта ноибманоб[1] шайтонро.
Чун бувад сояи худо султон,
Қай писандад хилофати шайтон
Нашавад мар худойро соя,
То нагирад зи адл сармоя

## Дар сифати адлу насафат[2].

Чист адл он ки бигзарӣ зи фузул,
Накунӣ аз тариқи шаръ удул[3]
Шаръро насби айни худ созӣ,
Чашм бар ғайри он наяндозӣ.
Чун гуморӣ ба коре андеша,
Шеваи ростӣ кунӣ пеша.
Аввал онро ба шаръ созӣ рост,
Он гаҳ ори ба ҷои бе каму кост.
З-он ки мизони маъдалат шаръ аст,
Шаръ асласту ғайри он фаръ аст.

---

1 *Ноибманоб* — ҷонишин.
2 *Насафат* — инсоф, адолат.
3 *Удул* — аз ҳад гузаштан, таҷовуз.

Харчи набвад ба вафқи он мизон,
Адл номаш манеҳ, ки зулм аст он.

## Дар баёни он, ки тамаъро ки аз ҷумлаи офот аст бо мунқабати маъдалат мунофот[1] аст

Ҳар киро дил ба адл шуд моил,
Тамаъ аз моли халқ гӯ бигсил.
Тамау адл оташу обанд,
Ҳар ду якҷо қарор кай ёбанд.
Чун бикӯбад тамаъ дари маскан,
Адл берун гурезад аз равзан.
Аз тамаъ чун бувад гадоро нанг,
Қай сазад шоҳро ба он оҳанг.
Ҳайф бошад зи шоҳи фаррухфар,
Зулмҷӯӣ паи зару зевар.

## Панди Маъмун ба фарзанди хеш

Зевари шоҳ васфи шоҳӣ бас,
Гӯ мадеҳ дил ба зару зевари кас.
Бо писар гуфт як шабе Маъмун,
К-эй дар иқболу бахт рӯзафзун.
Чун расад навбати хилофати ту,
Ҳирси дунъё мабод офати ту.
Ҳар киро аз халифаке худой,
Нашавад сер нафси бадфармой.

[1] *Мунофот* — мухолифат, зиддият.

Сермушкил шавад аз он зару сим,
Ки кашад гах зи бева, гаҳ зи ятим.

## Дар мазамматн онон, ки ба ҷиҳати иҷтимои авом ва истиҷлоби[1] манофеи маош аз эшон маҷолис ороянд...

Мезанад шайхи мо зи шуху шағаб,[2]
Сайҳае субҳгоҳу ҳай-ҳай шаб.
Ҳизби[3] аврод субҳ мехонад,
Хешро ҳизби ҳақ ҳамедонад.
Сар пур аз кибру дил пур аз эъҷоб,[4]
Рӯй дар халқу пушт бар меҳроб.
Саф зада гирдаш аз харон галае,
Дар фиканда ба шаҳр валвалае.
Чист ин? — Шайх зикр мегӯяд,
Лавси[5] ғафлат ба зикр мешӯяд.
Ногаҳон мардаке давид аз дар,
Кард дар гуши шайху ёрон сар,
Ки фалон хоча ё амир расид,
Ҳазрати шайхро муҳиббу мурид.
Шайху азҳоби ӯ зи даст шуданд,
Аз шароби ғурур маст шуданд.
Зикрро шуд чунон баланд оханг,
Ки аз он мардум омаданд ба танг.
Гашт хушк аз фиғони сақфи шикоф,

---

[1] *Истиҷлоб* — ҷалб кардан.
[2] *Шағаб* — ғавғо, фитнаангезӣ.
[3] Ҳизб як ҷузъ аз саду бист ҷузъи Қуръон; наздик, гурӯҳ.
[4] *Эъҷоб* — худбинӣ.
[5] *Лавс* — олудагӣ.

Зокиронро[1] дарун зи лаб то ноф.
Он яке бар даҳон каф оварда
В-аз кафи худ тапончаҳо хӯрда.
В-он дигар ҷайбу хирқа чок зада,
Дам ба дам оҳи дарднок зада.
В-он дигар як ба ҳайҳои дурӯғ
Карда оғоз гирьяҳои дурӯғ
Гуфта ҳар кас, ки дида он гирья,
Ҳазиҳи фирьятун бало мирья[2]
Хунуке чанд карда худро гарм,
На зи холиқ, на аз халоиқ шарм.
Шайх чун зикрро фуру орад,
Ру ба майдони гуфтугу орад,
Сухан аз кашф ронаду илҳом,
Фарқ гӯяд миёни ҳолу мақом
Сирри таҷриду нуктаи тавҳид
Гуяд, аммо машуб[3] бо тақлид.
У зи таҳқиқ дам занад, аммо
Расми тақлид созадаш расво.

## Тамсил

Марди лавзинапаз чу аз кина
Созад аз сайри ҳашв лавзина.
Шакли лавзина мезанад фарьёд
Хастам аз сайру буи у озод.
Лек ҳашваш ба таъм гуяду бӯй,
Ҳашви лавзина бину ҳашв магӯй.
Чун маориф ба охир анҷомад,
Шайх аз гуфтугу биёромад.
Марди қавволро диҳанд овоз,
То кунад пардаи самоъ оғоз.

---

[1] *Зокир* — зикркунанда.
[2] Тарҷума: ин дурӯғ аст бешубҳа.
[3] *Машуб* — огушта, олудагӣ.

Ҷунбад аз гӯшае бадовозе,
Нағмасозе, таронапардозе.
Нағмасозе, ки даф гирифта ба чанг
Оядаш нағма хориҷи оҳанг.
Баски балғам шавад гулугираш,
Сурфа ояд ба ҷон таҳрираш.
Ҳалқаш аз савти пурхарош дарад,
Гардани завқро ба арра бурад.
Қавли қаввол чун бад-ин минвол
Гарм шуд ҷаст сӯфие алҳол.
Дигарон ҳам мувофиқат карданд,
Май зи ҷоми мувофиқат хӯрданд.
Яке аз ҷаи яке зи рост давон
Гирдашон ҳалқа баст пиру ҷавон.
Ҳеҷ якро ба дил қабуле не,
Пойкубон, вале усуле не.

## Ҳикояти он ғурӣ, ки дар манора пинҳон шуда буд ва фарьёд кард, ки маро ин ҷо маҷӯед, ки ман ин ҷо нестам.

Соддае аз тагови[1] арсаи Ғур
Кард рӯзе ба сӯи шаҳр убур.
Мондаву гурусна зи роҳи тагов
Бари китф тубра ба по гургов.[2]
Уфтодаш гузар ба дукконе,
Дид пур нону хуриш хоне.
Бе такаллуф гузашту хуш биншаст,
Кард берун зи зери пашмин даст.

[1] *Тагов* — деҳа.
[2] *Гургов* — навъе аз пойафзол.

Соҳиби хон чу дид аҳли карам
Назад аз манъу зачр ба у дам.
Чун аз он нону хон ба танҳой
Хурд чандон ки дошт гунчой.
Тубра зери сар ниҳоду бихуфт.
Соҳиби хон чу он бидид ошуфт.
Гуфт: бархез ҳону ҳон бархез,
Зудтар з-ин дари дукон бигрез.
Малики шаҳр ҳукм фармуда,
Ки бигиранд улоги осуда.
Дам ба дам мерасад яке сарҳанг,
Мекунад суи ҳар улоғ оҳанг.
Мекашад дар қатори хеш туро.
Мекушад зери бори хеш туро
Мебарад боркаш ба ҳар суят,
Мекунад реш пушту паҳлуят.
Марди ғурй чу он сухан бишнид,
Тубра бар китф ниҳоду давид.
Дар ба дар ку ба ку басе биштофт.
Ҳеҷ чое беҳ аз манора наёфт.
Аз ҳама мардумон канора гузид,
Тарс тарсон дар он манора хазид.
Аз қазо баҳри суду савдое,
Хост аз шаҳр шуру ғавғое.
Шуд гумонаш, ки шури сарҳанг аст,
Қ-аш ба суи улоғ оҳанг аст.
Бонг мезад, ки ман ниҳон шудаам,
В-аз ҷафои ту дар амон шудаам.
Зуд бигзар, сухан магуй инчо.
Ман ниҳонам маро маҷуй ин чо.
Балки з-ин диёр дурам ман,
Ҳамчунон дар тагови Ғурам ман.
Сад сухан беш аз ин қабл будаш,
Лек ҳар як хилофи мақсудаш.
Ҳамчу он соладил, ки аз дағалй

Сохт бар зикри сир нишони ҷалӣ.
Зикраш омад бурун зи пардаи сир,
Бар хаёли сир у ҳануз мусир.[1]

## Қиссаи гиристани шоире, ки қасидаи ғарро ба шоҳ хонд ва ҳеҷ кас таҳсин накард ва ҷуз ҷоҳиле ки ба асолиби[2] сухан ориф набуд.

Шоире дар суханварӣ соҳир
Дар фани мадҳгустарӣ моҳир
Баҳри шоҳе ливои мадҳ афрохт
Пурсаноеъ қасидае пардохт.
Мадҳи шоҳон ба ақлу шаръ равост,
З-он ки шоҳанду шоҳ зилли худост.
Бурд рӯзе яке наку хонро,
Ки расонад ба арзи шоҳ онро.
Назмро ҳусни савт мебояд,
То аз он ҳусни у биафзояд.
Пой то сар қасидаро бархонд,
Ҳарф ҳарфаш ба самъи шоҳ нишонд.
Дар сухан воҷиб аст ҳусни баён
Ҳақ аз он гуфт раттилил-қуръон[3]
Хонданаш чун ба охир анҷомид,
В-аз адои сухан биёромид,
Дошт шоир ба аҳли маҷлис гӯш,

---

[1] *Мусир* — пеорокунанда, дар коре устувор.
[2] *Асолиб* — ҷамъи услуб.
[3] Қуръонро равшан баён кун...

Ки ба таҳсини у кунанд хуруш.
З-он ҳунарманд меканад ҷонс,
Қ-аш ситоиш кунад ҳунардоне
Ҳеч кас дам назад, забон накшод,
Доди таҳсини он қасида надод.
Ногаҳон шуҳрае ба ҷаҳлу ғурур,
Бонг зад аз ҳарими маҷлис дур.
Боракаллаҳ фалон наку гуфти,
Гавҳари мадҳи шаҳ наку суфти.
Марди шоир чу сул у нигарист,
Даст бари рӯ ниҳоду зор гирист,
Гуфт бишкаст аз ин ҳадисам пушт,
Балки таҳсини он хабисам кушт.
Тарки таҳсини подшоҳу сипоҳ,
Рӯи бахти маро накард сиёҳ
Офарине, ки ин муғаффал[1] кард,
Рӯзи айши маро мубаддал кард.
Ҳар чи аз бустони бехирад аст,
Гарчи шохи қабул, бехзадаст.
Шеър, к-афтад қабули хотири ом,
Хос донад, ки суст бошаду хом.
Майли ҳар кас ба сӯи ҷинси вай аст,
Он чи пухтаст ҷинси хом кай аст.
Зоғ хоҳад нафири нохуши зоғ,
Чи шиносад сафири булбул боғ.
Ҷуғд нозат ба кунҷи вайрона,
Қай пазирад зи қасри шаҳ хона.
Нест чун дидаи суханбинаш,
Ор меоядам зи таҳсинаш,
Ҳамчунин рофизӣ ба он дағалӣ,
Чун кунад мадҳу офарини Алӣ.

---

[1] *Муғаффал* — дар ғафлатмонда, ҷоҳил, нодон.

## Ҳикояти соддадиле ки дар хоб дузд дастор ва ҷомаҳояш бибурд ва эзораш гузошт ва ӯ эзор аз пой кашид ва дар сар баст, то сараш бараҳна набошад.

Аблаҳе рахти худ ба хоб супурд,
Рахташ аз тан кашид дузд бибурд.
Ҷуз эзоре ки будаш андар пой,
К-аш бекиматӣ гузошт ба ҷой.
Чун матоеъе ки бо баҳо бошад,
Офати дуздаш аз қафо бошад.
Қола он беҳ камъёрии ӯ
Кунад аз дузд посдории ӯ
Сододил чун зи хоб сар бардошт,
Дид гум гашта ҳар чи дар бар дошт.
Дасти худ бурд сӯи сар ду се бор,
На кулаҳ боз ёфт,
не дастор.
Гуфт: — Агар ҷома рафт набвад бок,
Дилам аз беамомагӣ шуд чок.
З-он ки набвад ба чашми ҳеч гурӯҳ,
Мардро бе амома фарру шукӯҳ.
Чун наёрист сар бараҳна нишаст,
Кард берун эзору дар сар баст.
Ки аз он ҷо ки расми шаҳру деҳ аст,
Кун бараҳна зи сар бараҳна беҳ аст.
Он чи пӯшиданаш зарурат буд,
Бе зарурат бараҳна карду намуд.
В-он чи бинмудаш ба шаръ равост.
Як дамаш з-аблаҳӣ бараҳна нахост,

Ҳамчунин зоҳиди мувасваси[1] шаҳр,
Ки надорад зи шаръу суннат баҳр.
Дафъи васвос, к-аз сари таҳқиқ
Фарз бошад ба шаръи аҳли тариқ.
Мегузорад, вале ба ғуслу вузӯ
Мекунад гоҳи шустушӯй гулӯ.

## Дар васваса... ва ниййат барои касби ҷамъият.

Ғусли аъзо се бор агарчи бас аст,
Шӯяд ӯ он қадар, ки дастрас аст.
Чун зи кори вузӯ бипардозад,
Биравад то намоз оғозад.
Сӯи васвоси ӯ гирояд дев,
Ҳамчу хун дар рагаш дарояд дев.
Ки бигӯяд «навайту» пай дар пай,
Ки ба «ло-ҳавл» созад онро тай.
Гаҳ кунад пасту гаҳ кунад оҳанг,
Гаҳ гузинад шитобу гоҳ диранг.
Гоҳ то дӯшҳо барорад даст,
Гаҳ ба паҳлу фурӯ гузорад даст.
Гоҳ сар, гоҳ риш ҷунбонад,
Гаҳ чапу рост рӯ бигардонад.
Кард вирди намоз имом тамом,
В-он мувасвас ҳануз дар эҳром.
Халқ ҳайрон, ки дар чи кор аст ин,
Дев хуррам, ки ёри ғор аст ин,
Мекунад аз такаррури[2] ниййат,
Қасди касби ҳузуру ҷамъиййат.

---

[1] *Мувасвас* — дар васваса афтода, ошуфтаҳол.
[2] *Такаррур* — такроршавӣ.

Лекин ин маъниест бас мушкил,
Ба яке лаҳза кай шавад ҳосил.
Қош ин фикр пеш аз ин кардӣ,
Ғами ин кор пеш аз ин хурдӣ.
Ҳар ки дар хона кард хар тимор[1],
Бурд осон ба сӯи манзил бор.
В-он ки ҷав дар сари биёбон дод,
Бораш охир ба пушти хеш ниҳод.

## Ҳикояти шайхи муҳаққиқ бо муриди мувасвас

Роҳдоне муриди худро дид,
Ки ба қасди намоз мекӯшид.
Баҳри таҳрима[2] даст бармедошт,
Боз нокардааш ҳаме angошт.
Ҳамчунин борҳо муқаррар кард,
Шайхро ҳоли ӯ муқаддар кард.
Гуфт: Эй ҷоҳил, ин тариқан кист?
Амри ҳақ ё қавлу феъли набист?
Нест кори ту касби ҷамъиййат,
Рав ҳамегӯ, ки мекунам ниййят.
Кӣ сазовори ришу сиблати хеш
Ё ба миқдори ҳавлу қудрати хеш.
Як дугона намоз бигзорам,
Сурати зоҳираш ба ҷой орам.
Пас ба такбир дастҳо бардор,
Қ-аз ту коре бувад ҳамин миқдор.
Ту кий, к-аз ту он намоз ояд,
Ки қабули худойро шояд...

---

[1] *Тимор* — парасторӣ, нигоҳубин.
[2] *Таҳрима* — гуфтани аллоҳу акбар дар аввали намоз.

## Дар баёни он ки инсоф ба айби худ пардохтан аст ва назар бар айби дигарон наяндохтан

Баста хотир ба кори хештанам,
Беш аз ин нест фурсати суханам.
Ҷомӣ ин ваъзу талхгӯӣ чанд?
Хурдагириву айбҷӯӣ чанд.
Шеваи воиз он бувад, ки нахуст
Феъли худро кунад ба қавл дуруст,
Чун шавад кори ӯ мувофиқи гуфт,
Гар диҳад панди ғайр, нест шукуфт.
Пой то фарқ ҷумла айбеву ор,
Чи кунӣ айби Амру Зайд[1] шумор
Зишт бошад, ки айби худ пӯшӣ,
В-андар ифшои дигарон кӯшӣ.
Қал ба мӯи дуруғ бошад сар,
Ки бувад мӯи ман чу сунбули тар.
Занад он гаҳ зи бас табаҳгӯӣ,
Таъна бар шоҳидон ба камгӯӣ.
Шаби умрат ба вақти субҳ расид,
Субҳи шайб аз шаби шабоб дамид.
Шайб[2] кофурсой чун кардӣ,
Бар сарат пухт гӯ дами сардӣ.
Сардӣ омад табиати кофур,
Чи кунӣ ин табиат аз вай дур.
Чархи гардон ҷуз ин намедонад,
К-осиё бар сари ту гардонад.
Кас чу ту дар сарои биму умед,
Риш дар осиё накарда сафед.

---

[1] *Амру Зайд* — номҳои шартӣ, ки дар арабӣ барои ифодаи фоил ва мафъул кор фармуда мешавад.
[2] *Шайб* — мӯйсафедӣ, сафедии мӯй.

Манишин беш аз ин ба зери ғубор,
Хезу ғусле дар оби дида барор.
Ба табибон маёр руӣ, маҷуӣ
Доруе, к-он сиёх созад муӣ.
Ҳаст баҳри баёзи муӣ илоҷ,
Пунба бардоштан зи риши ҳалоҷ.
Ҳаст айбе ба ҳар сари му шайб,
Ин аст як пириву ҳазор айб.
Солҳо гар ту дар ҳунар кушӣ,
Ин ҳама айбро чӣ сон пушӣ.
Гашт муи сарат сафед чу шир,
Шуд замона туро ба шир назир.
Ё зи тифлӣ ҳануз дидат баҳр,
Шират аз сар гирифт модари даҳр
Муӣ то дар сафедӣ афкандат,
Сари муе намешавад пандат.
Мекунӣ аз баёзи шеър эъроз,[1]
Рузу шаб шеър мебарӣ ба баёз.
Гоҳ мехоҳӣ аз мадод имдод,
Мекунӣ шаърро чу шеър савод.
Чун замона саводи шеър рабуд,
Худ бигу аз саводи шаър чӣ суд.
Шеър лаҳв аст бигсил аз вай ху,
Лайта шеърӣ ило мато талху[2]
Чи занӣ дар радифи қофия чанг,
Қор бар худ кунӣ чу қофия танг.
Ҳаст назми латиф умри шариф,
Қ-аш мараз қофия асту марг радиф.
Дил гарав кардаӣ ба назми сухун,
Фикри кори радифу қофия кун,
Шеър бодест к-аш кунанд ибдоъ[3]

---

[1] *Эъроз* — ҳазар кардан, дурӣ.
[2] *Тарҷума:* кош медонистам, ки то кай бозӣ мекунӣ
[3] *Ибдоъ* — шуруъ, эҷод.

Аз мафоӣлу фоилот зироъ[1]
Мекунӣ зи аблаҳию худрой,
Субҳ то шом бодпаймоӣ.
Қомилон чун дури сухан суфтанд,
«Аъзабуш-шеъри акзабуҳу» гуфтанд[2].
Он чи бошад ҷамоли он зи дурӯғ,
Пеши аҳли басираташ чи фурӯғ.
Водии шеър кай шавад зӣ-заръ,
Гарна обаш диҳӣ зи манбаи шаръ.
Шеър мар шеърро чу фаръ шавад,
Чун ниҳад по баланд шаръ шавад.
В-ар надорад зи айни шаръ асар,
Шеър номаш макун, ки бошад шар.

## Интиқол[3] аз накӯҳиши шеъру суханварӣ ба мазаммати шуарои рӯзгор

Шеър дар нафси хештан бад нест,
Пеши аҳли дил ин сухан рад нест,
Нолаи ман зи хиссати шуракост.
Тан чу нолам зи шарри эшон кост.
Пеш аз ин фозилони шеършиор
Қасб кардӣ фазоилу бисьёр.
Будӣ ороста ба фазлу ҳунар,
Будӣ озода аз фузули сияр.
Ҳикмати аслу фаръ варзида,
Ба тарозуи шаръ санҷида.
Мустамирр[4] ба макорими ахлоқ,

---

[1] *Зироъ* — чен кардан, иборат.
[2] *Тарҷума:* Беҳтарин шеър дурӯғтарини он
[3] *Интиқол* — нақл кардан.
аст.
[4] *Мустамир* — устувор, соҳибирода.

Муштаҳир[1] дар маҷомеи офоқ.
Тиби анфосашон мураввеҳи[2] рӯҳ,
Ҷунбиши килкашон калиди футӯҳ.
Хамаро дил зи ҳиммати олӣ
Аз қаноат пур, аз тамаъ холӣ.
Ваҳ, к-аз эшон ба ҷуз фасона намонд,
Ҷуз сухан ҳеҷ дар миёна намонд,
Қист шоир кунун? Яке мудбир,[3]
Ки надонад зи ҷаҳл ҳир[4] аз бир,[5]
Накунад фарқ шеърро зи шаир,[6]
Роҳати ҳулдро зи ранҷи саир[7]
Ҳиммати у хасису табъ лаим,
Ҳама офоқро ҳарифу надим.
Рӯзу шаб кӯ ба кую ҷой ба ҷой,
Меравад чун сагони сӯхтапой.
То куҷо бӯ барад,
ки як ду-се кас
Гашта ҷамъ аз сари ҳавову ҳавас.
Қарда тартиби айшро асбоб,
Аз шаробу кабобу чангу рубоб.
Афганад хешро ба макру дурӯғ,
Пеши он ҷамъ чун магас дар дӯғ.
Қосае чанд заҳри мор кунад,
Бо ҳама ҷангу корзор кунад.
Жож хояд — зарофат ангорад,
Ҳарза гӯяд — латифа пиндорад.
Баски ояд аз ин гурӯҳи дурушт,

---

[1] *Муштаҳир* — шуҳратёфта.
[2] *Мураввеҳ* — осоишдиҳанда, ҷонбахш.
[3] *Мудбир* — бадбахт, бетолеъ.
[4] *Ҳир* — гурба.
[5] *Бирр* — некӣ ва бахшиш.
[6] *Шаир* — ҷав.
[7] *Саир* — дузаҳ.

Силияш бар қафову бар ру мушт,
Бадар ояд аз он миёна,
ки буд,
Паси сар сурху чашмхона кабуд,
Бо чунон чашмхонаву паси сар,
Ру аз он ҷо ниҳад ба ҷои дигар.
Нанилодаст хеч
кас хоне,
Дар хама шаҳр бэҳри меҳмоне,
Ки нарафтаст то сари хонаш,
Нанишаста туфайли меҳмонаш,
Ё гирифтаст кас паи ғаште
Кунҷи боғеву ҷониби даште,
Ки наҷуста суроғи вай аз пай,
Тай накарда бисоти ишрати вай.
З-ӯ яке гар ба ғор карда фирор,
Сони иснайн[1] гашта дар буни ғор.
В-ар ду кас з-ӯ ба истиғоса[2] шуда,
Аз ақиб солиси салоса[3] шуда
В-ар се кас аз ҷафош пай зада ғум,
Чун саги Қаҳф[4] гашта рабиуҳум[5].
Қисса кӯтоҳ хеч фарду фариқ[6]
З-у нараста ба ҳилаҳои дақиқ
Гашта з-ин гуна хиссату ибром,
Шеър мазмум шоирон бадном.

---

[1] *Сони иснайн* — шахси дуюмӣ.
[2] *Истиғоса* — додхоҳӣ.
[3] *Солиси салоса* — яке аз се нафар.
[4] *Саги Қаҳф* — ба ривояти динӣ се тан аз ҳакҷуён аз зулми подшохе гурехта 300 сол дар горе хобидаанд, ки ҳамроҳи онхо як саги вафодор низ будааст.
[5] *Робиуҳум* — чаҳоруми онҳо.
[6] *Фариқ* — гурух.

Ҳар ки маҳзул[1] хосираш[2] хонанд,
Хуштар ояд, ки шоираш хонанд,
Лафзи шоир агарчи мухтасар аст,
Ҷомеи сад ҳазор шайну[3] шар аст.
Нест як хулқу сирати мазмум,
Гар нагардад аз ин лақаб мафҳум.

## Ҳикоят бар сабили тамсил

Ду сафеҳи забон ба ҳарза кушой
Ба таассуб шуданд ҳарза дарой.
Он яке ру ба дигаре овард,
Гуфт: — Эй дар николу хусрон фард.
Ҳар куҷо дар замона дашноме
Рафта бар лафзи хос ё оме
Ё нарафтаст лек мешояд,
Ки кас аз вай забон биёлояд.
Ҳамаро кардам андар анбоне
Ба туҳфаи ҳамчу ту гаронҷоне
Он дигар як забон ба ҳарза кушод,
Дод дашному носазо медод
Ҳар чи аз руи буғзу кин мегуфт,
Носазо куи аввалин мегуфт,
Ҳаст инҳо ҳама дар анбон дарҷ
То ба кай мекунӣ аз анбон харҷ.
Чун забонро ҳамекунӣ ҷунбон.
Чизе овар, ки нест дар анбон.
Ҳамчунин ҳарчи ақлу ваҳму хаёл
Нақш бандад зи ҷинси шарру вабол.
Исми шоир ба урфи аҳли замон
Ҳаст бешитибоҳ шомили он.

---

[1] *Маҳзул* — хору залил, бебаҳра.
[2] *Хосир* — зиёнкор.
[3] *Шайн* — айб.

Гарчи аддаш буруни имкон аст,
Ҳама дурҷаш даруни анбон аст.
Шоирӣ гарчи дилпазирам нест,
Турфа ҳоле, к-аз он гурезам нест.
Нуктаи ашшаир қад юъқал,
Ваюзамм[1] дар араб шудаст масал.
Мазриби[2] он масал манам имрӯз.
Баҳри хеш он масал занам имрӯз.
Мекунам айби шеъру мегӯям,
Мезанам таъна мушк мебӯям.
Таъна бар шеър ҳам ба шаър занам,
Қимату қадри ӯ бад-ӯ шиканам.
Чи кунам дар сиришти ман ин аст.
В-аз азал сарнавишти ман ин аст.
Баҳри ин офаридаанд маро,
Ҷониби ин кашиданд маро.
Ҷунбиши ҳар касе зи ҷои ваяст,
Рӯи ҳар кас ба фикру райъи ваяст.

## Ҳикояти наҳвӣ[2] ва омӣ ва сӯфӣ, ки ҳар кадом аз алфоз ва ибороте, ки миёни эшон гузашт. муносиби фаҳм ва ҳоли хеш маънии дигар хостанд.

Наҳвӣ гуфт дар ҳузури авом
Кона гаҳ ноқис асту гоҳе том.

---

[1] *Тарҷума:* Ҷавро меҳуранду накуҳиш мекунанд.
[2] *Мазриб* — макон, ҷой.
[3] *Наҳвӣ* — донандаи илми наҳв.

Том аз исм баҳравар бошад,
Лек ҳамвора бе хабар бошад.
В-он ки нокис бувад
хабардор аст,
Хабараш ҳамчу исми ночор аст.
Омие бонг баркашид,
ки ҳай,
Мавлавӣ,
қавли мунъакис то кай?
Бе хабарро ба акс хонӣ том.
Бохабарро ба нукс ронӣ ном.
Том он кас бувад,
ки бохабар аст,
Нокис он к-аз хабар
на баҳравар аст.
Хибрат омад далели огоҳӣ,
Ҷаҳл бурҳони нуқсу гумроҳӣ.
Пеши арбоби донишу ирфон
Қай бувад ин тамом
он нуқсон.
Суфие буд дур бинишаста,
Иқди суҳбат зи халқ бигсиста
Лаб кушоду дури ҳақиқат суфт,
Гуфт: Хуш нуктае,
ки наҳвӣ гуфт
Комилу том он бувад алҳақ,
Ки дар исми ҳақ
аст мустағрақ.
Сохт ҳақ исми хеш баҳравараш,
Нест аз ҳоли мо суи хабараш.
Мутакаллим севу
калом яке,
Нест касро дар ин мақом шаке
Ҳар касе з-он калом к-омада пеш,
Маънӣ хоста муносиби хеш.

## Дар баёни он ки чун толӣ[1] каломи ҳақро субҳона ба воситаи давоми муроқабаи мутакаллим азза шаънуҳу давлати ҷамъияти хотир ва саодати мушоҳада дастдеҳ мебояд, ки ба мулоҳизаи тафосили маонӣ машғул нашавад, то аз давлати мушоҳада боз намонад, балки ба мулоҳазаи иҷмолӣ иктифо кунад ва агар наузу биллаҳ[2] он маънӣ дар ҳиҷоб шавад ва хавотири пароканда муставлӣ гардад, ба тааммул ва тадаббур дар тафосили[3] маъонӣ бар ваҷҳе ки мувофиқи шаръ ва суннат ва мутобиқи ишороти кубарои уммат бошад, дафъи он хавотир бикунад ва дар мазамматн онон ки ба ин тариқ дар маъонии он ғавр кунанд.

Дар тиловат агар ба чашми шуҳуд
Мутакаллим туро шавад машҳуд.
Мадеҳ аз нафси золу[4] деви музил[5]
Ба тафосили лафзу маънии дил
Балки чашми шуҳуд бар ҳақ дуз,
В-аз фуруғаш чароғи ҷон афрӯз.

[1] *Толӣ* — пайрав, тиловаткунанда.
[2] *Наузубиллаҳ* — паноҳ мебарам ба худо.
[3] *Тафосил* — ҷамъи тафсил.
[4] *Нафси зол* — бо залолат, гумроҳ, паст.
[5] *Музил* — гумроҳкунанда, ба залолат баранда.

Хуш набошад, ки ёр пеши назар,
Ту назар афканӣ ба ҷои дигар.
Бо ту маъшуқ хуфта дар оғӯш
Ту супорӣ ба номаи ӯ ҳуш.
Нома дар ҳаҷр навҳати басараст,
Лек явмутталоқ дарди сар аст.
Чу расад рӯзи васл даст ба ёр,
Номаро ҷой беҳ сари дастор.
В-ар шавӣ аз ҷамоли ӯ маҳҷуб
Фикр дар нома кардан ояд хуб.
Лек фикре ки дар сароҷаи руҳ,
Бикушояд ҳазор боби футӯҳ
Аз уҳуди қадим ёд диҳад.
Сад дари файзро кушод диҳад.
Юсуфи ҷон-тро ба рафъи ҳуҷуб,[1]
Бираҳонад аз ин ғиёбам ҷуб
Шавқи деринаро биҷунбонад,
Рӯят аз мо сӯе бигардонад.
Бар ту тобад саропри тавҳид,
Бар ту резад ҷавоҳири тафрид[2]
Гарчи асрорро шавӣ ганҷур,
Дасти аҳрорро шавӣ дастур.
Пай ба дарвозаи наҷот барӣ,
Май зи паймонаи ҳаёт хурӣ.
На ки аз баҳри азоб дур афтӣ,
Мурғи кӯрӣ ба оби шӯр афтӣ.
Ҳамчу ин аблаҳони бефарҳом,
Ки ба зирқу фусун дар ин айём
Дами ҳибрат[3] зи илми ҷафр зананд
Тори тазвир гирди ҷафр тананд.
Медиҳанд аз камоли беавнӣ,

---

[1] *Ҳуҷуб* — ҷамъи ҳиҷоб—пардаҳо.
[2] *Тафрид* — фард шудан.
[3] *Ҳибр* — донишманд, харадманд.

Сад хабар аз ҳаводиси кавнӣ[1]
Ҳама мустанбит аз китоби худой,
Ҳама мустахриҷ[2] аз бавотини ой.
На бар онҳо зи руи ақл далел,
На бад-онҳо зи куи нақл сабил.
Сар ба сар з-иқтизои фаҳм радӣ,
Мубтанӣ[3] бар қавоиди ададӣ.
Ҳеҷ аз онҳо ба вақф воқеъ не,
В-аз яке нури сидқ ломеъ не.
Қидваи ин фариқи бе тавфиқ,
Кӣ супурдаст шеваи таҳқиқ.
Солҳо меҳнату ано бурда.
В-андарин фан китобҳо карда.
Аз каломи маҷид кард огоҳ,
Қи фалон шоҳзода баъд аз шоҳ;
Ворисн мулку мол хоҳад буд,
Умри у дер сол хоҳад буд,
Балки гирад ба толеи маймун
Чанд кишвари дигар зи шоҳ фузун
Бори дигар чу бурд ҳазрати шоҳ
Аз Хуросон суи Ироқ сипоҳ.
Гуфт: — Минбаъд шоҳи фархунда,
Ба Хуросон намерасад зинда.
Шоҳ омад ба тахт бори дигар,
Мурд шаҳзода пештар зи падар.
Баъд аз у шоҳ солҳои дароз
Зист бар тахтгоҳи ҳашмату ноз.
Ҳарду ҳукмаш хилофи воқеъ шуд,
Меҳнату ранҷи хоҷа зоеъ шуд.
Ину амсоли ин басе аҳком
Мунъакис шуд зи гардиши айём.
Лек қатъан хиҷил намегарданд,

[1] *Кавнӣ* — мавҷудот, ҳастӣ.
[2] *Мустахриҷ* — хориҷ кардашуда.
[3] *Мубтанӣ* — биноёфта, асосёфта ба чизе.

З-ин сифат мунфаил намегарданд,
Шуд мубайян[1] зи ҷуръати инон,
К-ал ҳаё шӯъбатун мин-ал-имон...[2]
Ҷуз ба нури мутобаат ҳошо,
Ки шавад аз ҷамол пардакушо.
Ҷафрдони замона масту ҷунуб,
Пеш биниҳода з-ин мақула кутуб.
На зи аҳволи[3] оқибат тарсон,
На зи асбоби офият пурсон.
Чанд ҳарфе навишта паҳлуи ҳам,
В-аз адад зерашон ниҳода рақам.
Баста бар худ тахайюле ботил,
Як сар аз ҳилаи хирад отил[4]...
Турфатар он ки аҳли ҷоҳу ҷалол,
Ки надоранд дар замона мисол
Ба хирад гарчи дар ҷаҳон самаранд,
Ни зи хориф аз ин харон нахаранд
Он ҷавоҳир, ки фозилон суфтанд.
Дон маориф, ки орифон гуфтанд,
Ҳама дар гӯши ҳушашон бод аст,
Табъашон зи иҷтиноб аз он шод аст.
Кӯҳна хонанд ҷумларову қадид,[5]
Кай бувад дар қадид завқи ҷадид.
Чанд хондани қалиди касон
Лаб ба навбоваи ҷадид расон.
Ман надонам, ки ин ҷадид куҷост,
Завқи навбоваи ҷадид кирост.
Муддаӣ к-аз ҷадид мелофад,
Тору пуди ҷадид мебофад.
Кӯҳна бигзошт норасида ба нав,

---

[1] *Мубайян* — ошкор, возеҳ.
[2] *Тарҷума:* Чун ҳаё порае аз имон аст.
[3] *Аҳвол* — ҷамъи ҳавл.
[4] *Отил* — холӣ аз чизе; маҳрум.
[5] *Қадид* — хушк, гӯшти хушкшуда.

Кӯҳнаро рехт нав накарда дарав.
Бе наву кӯҳна дар замин монда,
Ҳам аз он ронда ҳам аз ин монда.
Сагаке мешуд устухон ба даҳон.
Карда раҳ бар канори оби равон.
Баски он об софу равшан буд,
Акси он устухон дар об намуд.
Бурд бечора саг гумон, ки магар
Ҳаст дар об устухони дигар.
Лаб чу бикшод сӯи он ба шитоб
Устухонаш аз даҳон фитод дар об.
Нестро ҳастии таваҳҳум кард,
Баҳри он нест ҳастро гум кард.

## Ҳикояти ошиқ ва маъшуқе ки шаб дар хилвате нишаста буданд ва дар бар ҳама ағьёр баста. Ногоҳ ғуломи он ошиқ, ки Борик ном дошт, ҳалқа бар дар зад. Ошиқ «Кист?» Гуфт: Манам ғуломи ту, Борик». Ошиқ гуфт: Боз гард, ки агар дар борикӣ мӯе шудаӣ, туро имшаб дар ин хилват гунҷоӣ нест!»

Мубталоӣ ба ишқи бадхӯе
Дошт Борик ном ҳиндуе.
Баъди умре шабе зи хатти баланд
Омад он сайди ваҳшияш ба каманд.
Буд бо ӯ ба ҳам хушу хандон,
К-омад овози ҳалқа бар сандон

Кист? — гуфто,— дар шаби торик?»
Гуфт: «Камтар гуломи ту Борик»
Гуфт: «Рав, к-аз камоли наздикӣ,
Гарчи мӯе шавӣ зи борикӣ,
Нест имкони он ки раҳ ёбӣ,
З-ин дар он беҳ, ки рӯй бартобӣ».

## Қиссаи куланге ки ӯро чун боз шикор кардани кабӯтар ҳавас кард ва ба воситаи ин ҳавас аз гирифтани кирмҳои обӣ бозмонд ва ба шикори кабӯтар нарасид балки худ шикори дигаре шуд.

Козуре дар навоҳии Бағдод
Буд дар кори козурӣ устод.
Бар лаби Даҷла козурӣ кардӣ,
Рӯзии худ зи козурӣ х(в) ардӣ.
Бар лаби об доимо медид,
Ки куланге бузург мегардид.
Кирмаке чун зи об бинмудӣ,
Нӯл кардӣ дарозу бирбудӣ.
Ба ҳамон аз ҷаҳон қаноат дошт,
Гайри он ҷумла бод мепиндошт.
Дошт бо «изза манқанаъ» пайванд,[1]
Буд парвозгоҳаш авҷи баланд.
Хор нокарда «залли мин тамаъ»-аш
Буд бе заллати тамаъ шабаъаш[2]

---

[1] Шахси қонеъ азиз аст. Аз мақоли машҳури арабӣ, ки маъниаш: қонеъ азиз мешавад ва тамаъкор хор.
[2] *Шабаъ* — серӣ

Ногаҳон рӯзе аз ҳаво бозе,
Тезгарде, баландпарвозе,
Қард сӯи кабӯтаре оҳанг,
Нои[1] ӯро гирифт сахт ба чанг.
Аз сари ҳиммати баланд, ки дошт,
Андаке хӯрду бештар бугзошт.
Аз карам нест мудхилӣ[2] кардан
Хон ниҳодан, тамом худ хӯрдан
Беҳ аз он суфра чуфраи оташ,
Ки аз ӯ шуд гуруснае дил х(в)аш.
Чун бидид он куланге соданиҳод,
Оташе дар ниҳоди ӯ афтод.
Гуфт: «Ман худ ба ҷусса з-ӯ бешам,
Шеваи ӯ чаро наяндешам?
Бод аз ин кору бори хешам шарм,
Ки ба кирме шавам чунин дилгарм.
Ҳама олам пур аз вуҳушу туюр,
Чанд бошам ба кирмаке мағрур?!
Баъд аз ин ҳиммате кор кунам.
Лоиқи хештан шикор кунам.
Ба ҷаҳон дардиҳам салои карам,
Худ хӯрам тӯъмаву хуронам ҳам».
Ин бигуфту кушод бол чу боз,
Аз замин кард бар ҳаво парвоз.
Аз қазо дид, к-аз миёни ҳаво
Шуд мутаввак[3] ҳамомае[4] пайдо,
Қард бар вай ба сони боз камин,
То фурӯ гирадаш ба чангали кин.
Сарнагун шуд зи бахти бадфармой,
Дар ғадире[1] фитод пургилу лой,
Монд дар лою гил пару болаш,

---

[1] *Ной* — гулӯ
[2] *Мудхил* — бахилӣ.
[3] *Мутаввақ* — тавқдор.
[4] *Ҳамома* — кабӯтар.

Шуд ба идбор[2] мубдал иқболаш.
Дид козур шикорие бе фах,
Гуфт: «Бах, бах, ки нек шуд матбах»,
Баргирифташ равону бо дили шод
Ру ба хилватсарои хеш ниҳод.
Кард шахсе савол аз ӯ ба шигуфт,
К-ин чи мурғ аст? Дар ҷавобаш гуфт:
«Ин кулангест карда шаҳбозӣ,
Хӯрда з-ин санъати табаҳ бозӣ,
Сохта аз паи шикор фане,
Карда худро шикор ҳамчу мане».
Ҳар кӣ афзун кашад қадам зи гилем,
Афканад хешро ба вартаи бим!
Бозро дар шикор бурдан беҳ,
Ҷуғдро ҷуғдвор бурдан беҳ.
Фаррух он кас ки вори[3] худ бисохт,
Кори худро ба вори худ пардохт.
Шуд ба ҳикмат баландовоза,
Гом берун назад зи андоза.
Мутақориб[4] ниҳад дар раҳи ком,
Мутаҷониб зи тафраи[5] наззом[6]
Ҳарки зад тафра аз сари суфра.
То ба мақсад расад ба як турфа.
Нарасидаш ба пои мақсуд даст,
Гардану пушт ҳар ду хурд шикаст.
Мурғи наврас нагашта нируманд,
Мепарад зи авҷи ошьёни баланд.
Мезанад парру шарру боли вабол,

---

[1] *Ғадир* — кӯлоб, оби ҷамъшуда.
[2] *Идбор* — бадбахтӣ.
[3] *Вор* — лаёқат, кор, фасл.
[4] *Мутақориб* — наздик.
[5] *Тафра* — хез задан, барҷастан.
[6] *Наззом* — назмдиҳанда, ба тартиб оваранда.

Мекунад чарб гурбаро чангол.
В-ар ту гӯӣ, ки ҳиммати олӣ,
Қ-аз ҳавову ҳавас бувад холӣ.
Талаби мақсади баланд кунад,
Майли мақсуди арҷманд кунад.
Аз умури данӣ ба беҳуда
Накунад домани худ олуда.
Хуш набошад, ки бози шаҳпарвар,
Ба ҳавои магас кушояд пар.

## Тамсил

Гуфт рӯбоҳбача бо рӯбоҳ,
Қ-«Эй зи макри сагони деҳ огоҳ,
Бозие кун маро кунун таълим,
Ки бад-он аз сагам набошад бим».
Гуфт: «Аз он бозие набинам беҳ,
Ки ту дар дашт бошӣ, ӯ дар деҳ.
Чашми вай бар ту, чашми ту бар вай
Нафитад в-арна афтадат дар пай».
Бад намояд, ки шери оҳучӯӣ,
Ба шикори шакол орад рӯй.
Гӯям оре, вале ҳакими азал,
Ки бувад ҳукми ӯ барӣ зи халал.
Баҳри ҳар мақсаде раҳе бинмуд,
Сӯи ҳар хонае даре бикшуд.
Толибонро ба лутф кард хитоб,
Гуфт: Фаъту-л-буюта мин абвоб[1]
Гар ту аз дар равӣ муборак бод,
Тоҷи фазлат кулоҳи торак бод.
В-ар гузорӣ дару зи бом равӣ,
Ҳадафи таъни хосу ом шавӣ.
Ташти расвоият фитад аз бом,
Деги андешаи ту монад хом.

---

[1] *Тарҷума:* Ба хонаҳо аз дарҳо дароед.

Ман намегӯямат ба Қаъба марав,
Ҳиммати худ макун ба Қаъба гарав.
Меравӣ зод гиру роҳила ҷӯй,
Рӯзу шаб дар қафои қофила пӯй.
В-арна ғуле шавӣ биёбонӣ,
Ҳам зи Қаъба ҳам аз ватан монӣ.
Балки фарсудапою хуниндил
Боз гардӣ зи аввалин манзил.

## Суол ва ҷавоби роҳиб

Роҳибе роҳи беғубор гирифт,
Домани кӯҳу кунҷи ғор гирифт.
Накушодаш гиреҳ зи ҳеҷ гурӯҳ,
Аз қаноат ниҳод пушт ба кӯҳ.
Мардро кӯҳ хуш ҳамовозест,
Пурдилу бурдбору ҳамрозест.
Теги тезаш агар ниҳанд ба сар,
Нанниҳад по зи ҷои хеш ба дар.
Накдакон баста бар камар доим,
Дар мақоми карам бувад қоим.
Ҳамчу автод[1] бас қавиҳол аст,
Рӯзу шаб мустақири[2] абдол[3] аст
Ҳақтаоло ки халқ кард ҷибол,
Паи изҳори кибриёву ҷалол.
Роҳиб-ул-қисса пай ба кӯҳ фишурд,
Нақди авқоти худ ба кӯҳ супурд.
Наниҳодӣ зи кӯҳ берун пой,
Балки будӣ чу кӯҳ по бар ҷой.
Рӯзе аз савби шаҳру арсаи дашт
Розҷӯе ба сӯи кӯҳ гузашт.

---

[1] *Автод* — чор авлиёе, ки дар чор тарафи дунё қарор гирифтанд.
[2] *Мустақирр* — ҷойгиршуда, устувор.
[3] *Абдол* — наздикон ва хосони худо, ки ба 70 нафар мерасанд.

Гуфт: к-эй кони ҳилму кӯҳи шукӯҳ,
Чанд бошӣ чу кон ниҳон дар кӯҳ.
Қадам аз кони хеш берун неҳ,
Гавҳари хешро ривоҷе деҳ?
То гуҳар ҷой карда дар кон аст,
Қимати ӯ зи халқ пинҳон аст.
Чун зи кон ҷилвагар шавад ба дукон,
Қимати ӯ шавад ба шаҳр аён.
Гуфт: дорам кашида танг ба бар,
Сагаке хӯяш аз паланг батар.
Номуаллам[1] саге ки дар рӯзи шикор
Кунад аз баҳри хеш варзиши кор.
Меканад пӯст аз вафокешон
Медарад пӯстини дарвешон.
Кардаам банд дар буни ғораш,
То раҳад оламе зи озораш.
Хурд ин саг ба кӯҳ захми паланг,
Беҳ ки орад ба захми халқ оҳанг
Нест андар усули диндорӣ,
Ҳеҷ бадтар зи мардумозорӣ.
Бошад озори халқ ғамфарсуд,
Хору хошоки киштзори вуҷуд.
Пок шав, пок, к-ин хасу хошок
Надамад ҷуз зи тинати нопок.
Гуфт бо саг: касе ки эй зи ҷаҳон
Гашта қонеъ ба як ду луқмаи нон
Хайру шарри ҷаҳон шинохтаӣ,
Бо баду неки халқ сохтаӣ.
Ба чи хислат ҳаромзода туро
Мешавад аз ҳалолзода ҷудо.
Гуфт чун дар раҳем пеш ояд,
Бесабаб дасти ҷавр бикшояд.
Аз чапу рост чӯбу санг канад
Гаҳ ба чӯбам гаҳе ба санг занад.

[1] *Муаллам* — нақшин, нақшдор.

Эй ки ҳиммат ба сӯи он дорӣ,
Ки шавӣ шӯҳра дар накӯкорӣ.
Ғайр аз инат мабод андеша,
Ки камозорият шавад пеша.
На камозорие бад-он ойин,
Ки ба беғайратӣ кашад дар дин.
Шавӣ андар ҷаридаи ашрор,
Бандаро розӣ кун, худоозор.
Бал камозорӣ табиат кӯб
Ба хирад неку дар шариат хуб.
Агар озорвар кам озорест,
Чун ба вафқи[1] шариати ёрест,
Бирасонад ба ганҷи уммедат,
Бираҳонад зи ранҷи ҷовидат.
В-арна бошад ба вафқ шаръи худой,
Бошад андӯҳфизою меҳнатзой.
Андӯҳе муҷиби ҳазора надам,[2]
Меҳнате мусмири ҳазор алам.

## Дар мазамматы онон, ки биной мазҳаби худ бар камозорӣ ниҳодаанд ва дар вартаи ибоҳат[3] ва илҳод афтода.

Тарки озор кардани хоҷа,
Дафтари куфррост дебоча.
Мункир омад ба пеши ӯ маъруф,
Шуд ба мункир инони ӯ масруф,
Нафси меҳнатгурези роҳатҷӯй

---

[1] *Вафқ* — мувофиқат, созгорӣ.
[2] *Надам* — пушаймонӣ, ҳасрат.
[3] *Ибоҳат* — ҳалол донистан, ҷоиз шумоdo.

Дорадаш дар раҳи ибоҳат рӯй
Шуд яке пеши ӯ ҳарому ҳалол,
Менаяндешад аз николу вабол.
Мешавад муртакиб маноҳиро[1]
Мефитад дар ақаб малоҳиро
Гоҳ лофаш зи мазҳаби таҷрид
Гаҳ газофаш зи машраби тавҳид.
Ин аст лофу газофи он ғовӣ[2]
Лекин ӯро чу неку оговӣ
Мазҳабаш ҷамъ физзаву заҳабаст[3]
Машрабаш шурби бодаву аноб аст.
На зи аҳволи собиқаш ибрат,
На зи аҳволи лоҳақаш хибрат.
Аз аломоти ақлу дин орӣ,
Мазҳабаш ҳаср дар камозорӣ.
Вирди ӯ аз мубоҳиёни куҳун
Қас маёзору ҳарчи хоҳӣ кун.
Нисбати худ кунад ба дарвешон
Дам занад аз иродати эшон.
Ҳар ки дарвеш аз ӯ бувад безор,
Қай зи дарвеш ояд ин кирдор.
Нест дарвешӣ ин ки зандиқааст,[4]
Нест ҷамъият ин ки тафриқааст.
Истилоҳоти орифон аз бар
Карда даме кунад баён фарфар.
Дилаш аз сирри кор воқиф на,
Маърифат бешумору ориф на.

---

[1] *Маноҳӣ ва малоҳӣ* — бозиҳо ва асбобҳои айшу ишрати манъ кардашуда, бозиҳои ғайри машрӯъ.
[2] *Ғовӣ* — гумроҳ.
[3] *Физзаву заҳаб* — симу тилло.
[4] *Зандиқа* — касоне ки дар офариниш ба ду ибтидо—некӣ ва бадӣ, зулмат ва нур боварӣ доранд; касоне ки ботинан кофир буда, худро зоҳиран мусулмон ба қалам медиҳанд, худоношиноси.

Ҳамчу ҷавз тиҳӣ намояд мағз,
Лек чун бишканӣ насбӣ мағз.
Карда ваҳму хаёли бебокон,
Мундариҷ дар иборати покон.
Лутфҳо поку маънияш гаргин,
Нофае чин, лифофа саргин.
Нофа накшода мушк афшонад,
В-ар кушой ҷаҳон бигандонад.

## Дар мазамматӣ онон, ки шаръро баҳонаи озори мусулмонон созанд ва корҳои ботилро дар сурати ҳақ бипардозанд.

Он ки шаръи худой аз ӯст табоҳ,
Нест гӯё зи сирри шаръ огоҳ
Карда дар кую хонаю бозор,
Шаръу динро баҳонаи озор.
Қори ботил кунад ба сурати ҳақ,
Барад аз шаръи мустафо равнақ.
Мекунад пояи шариат паст,
То диҳад вояи табиат даст.
Мири бозору шаҳнаи шаҳр аст,
Шаръ аз ӯву ӯ зи шаръ бе баҳраст,
Шаръро тира сохт аз тура
Қандро шира рехт бар шӯра.
Сохт яксон зи нафси шӯрангез
Дини ҳакро ба тураи Чингиз.
Филмасал гар яке зи олам-ун-нос
Бифурӯшад се чор газ карбос,
Холӣ аз доғи соҳиби тамго,
Дар ҳама шаҳр афканда ғавғо.
Аввал аз шаръ дасти мӯза кунад.
З-ӯ суоли намозу рӯза кунад.

Созад ӯро накарда ҳеҷ гуноҳ
Пушту паҳлӯ ба зарби дарра сиёҳ.
Қолаашро ба гарданаш монад,
Гирди бозорҳо бигардонад.
Баъд аз онаш сӯи асасхона,
Бифиристад барои ҷурмона.
То ситонад асас ба хоб аз вай
Баҳри шаҳна баҳои шоҳиду май.
Ину амсоли ин фаровон аст,
Ки бар он бадниҳод товон аст.
Хасми дин шуд ба ҳилаву дастон,
Эй худо, доди дин аз ӯ бистон.
Шаръро хор кард, хораш кун,
Шарм бигзошт, шармсораш кун.
Худ чи ҳоҷат, ки ман дуо кунамаш
Бар ҷигар новаки дуо занамаш.
В-он ки ҳазлони шаръ хост имрӯз,
Дилу ҷонаш ба тири ҳазлон дӯз.
Рӯй бар халқу пушт бар мавло
Динфурӯшӣ кунад паи дуньё.

## Қиссаи калаке ки дари хонаи маъшуқи худ бикӯфт, гуфтанд: «Боз гард, ки сӯҳбате танг аст, мӯй дар намегунҷад» Гуфт: «Баҳона маҷӯй ва дар боз кун, ки ман худ калакам ва мӯй надорам».

Қалаке буд ошиқи гулаке,
Шӯхаке мушкбор кокулаке.
Дошт маъшуқ аз қазо рӯзе
Хилвате бо чу худ дилафрӯзе.

Ҳар ду танҳо ба айш нишаста,
Бар рухи ғайр дар фуру баста.
Қалак аз ҳолашон шунид хабар,
Рафту густох ҳалқа зад бар дар.
Зад яке аз даруна бонг, ки нест
Бонг бевақт кардан аз паи чист?
Нест ин дар кушоданӣ, баргард,
Гарна мардӣ мақӯб оҳани сард.
Хилвате хосу суҳбаташ нек аст,
Ҳуллаи зулфи ёр дар хик аст.
Ҳар ки дар кӯфт бод месанҷад,
З-он ки мӯ дар миён намегунҷад,
Гуфт: Дар боз кун, баҳона маҷӯй,
З-он ки ман худ қалам надорам мӯй.
Мӯйро дар миёна набуда роҳ
Ман зи мӯ орием биҳамдуллоҳ.

## Дар баёни он ки инсонро қобилияти ҷамеи сифоти мутақобила ҳаст ба ҳар кадом, ки майл мекунад ва варзиши он пеш мегирад, дар он ба камол мерасад.

Одамӣ зи асли фитрат омад соф,
Аз сафо қобили ҳама авсоф.
Ҳар сифатро ки мешавад толиб.
Мешавад бар ниҳоди ӯ ғолиб.
Гар ба хӯи фаришта орад рӯй,
Зуд гардад фариштасирату хӯй.
В-ар занад феъли дев аз ӯй сар,
Шавад аз феъли бад зи дев батар.
Эй нагашта зи фитрати аввал,
Фитрати хешро макун мубдал.

Ҷаҳд кун ҷаҳд то ба оламн дил
Малакоти малак кунӣ ҳосил.
Насупорӣ инон ба ҳилаву рев,
Нашавӣ корхонаи даду дев.
В-ар намондаст фитрати ту салим,
Бал к-аз офоти нафс гашта сақим.
Аз ҳавоҳои нафс худ во кун,
Ҳар сифатро ба зид мудово кун.
Гар бахилӣ ба ҷуд кӯшу карам,
Базли динор пеша созу дирам.
В-ар ҳарисӣ ба дода шав хурсанд,
Ҷуз қаноат шиори худ мапсанд.
Нафси ту гар зи нутқ ёбад қут,
Лаб бубанд аз сухан ба муҳри сукут.
В-ар зи хомӯшияш насиб афтод,
Боядат лаб ба гуфтугӯй кушод.
Гуфтугӯй — калиди сидқу савоб,
На ки гардад мазиди буъду ҳиҷоб
Гар кунад ақлу шаръ ҳукми сахун,
Ту ба табъу ҳаво фуруш макун.
В-ар набошад суханфурӯшӣ х(в)аш,
Рахт бар соҳили хамӯшӣ каш.

## Рафтани Искандар ба тилисмот ва расидан ба замине пурсанг реза ва гуфтан мар сипаҳро, ки ин ҷавоҳири гаронсанг аст ва қабул кардани баъзе ва бардоштани эшон ва инкор кардани баъзе ва бигзоштани он.

Чун Сикандар ба қасди оби ҳаёт
Кард азми убур бар зулмот

Ба замине расид паҳну фарох
Ронд хайлу ҳашам дар он густох
Ҳар куҷо мешуд аз ясору ямин,
Буд пурсангреза рӯи замин.
Карда рӯе сухан ба сӯи сипоҳ,
Қ-эй ҳама карда гум зи зулмат роҳ
Роҳу расми ситеза бигзоред,
Баҳра з-ин сангреза бардоред.
Ин ҳама гавҳар аст бешаку райб,
Киса з-он пур кунеду домону ҷайб.
Ҳар ки бардошт тухми ҳасрат кошт,
Қ-аз чӣ тақсир карду кам бардошт.
В-он ки бигзошт, оташе афрӯхт,
Ки бад-он ҷовидона худро сӯхт.
Ҳар киро буд шак дар Искандар
Он ҳикоят наёмадаш бовар.
Гуфт: Ҳайҳот ин чи беҳудаст,
Ҳар ки гуфтаст бад паймудаст.
Зери наъли сутур лаъл кӣ дид,
Дурру гавҳар ба раҳгузар, ки шунид
З-ом маҳал баргузашт дасттиҳӣ
Ҳаҷду инкорро раҳини[1] раҳӣ.
В-он ки оинаи Сикандар буд,
Сирри ҷонаш дар ӯ мусаввар буд.
Ҳар чи аз вай шунид бовар дошт,
В-он чи макдур буд аз он бардошт.
Зуд аз он санг борҳои нафис
Кард пуростину домону кис.
Чун бурианд роҳи торикӣ,
Тофт хуршедашон зи наздикӣ.
Шуд ҷудо рангҳо зи якдигар
Гуҳар аз сангу санг аз гавҳар.
Дар мисос[2] он чи сангреза намуд,

[1] *Раҳин* — шукргузор, мамнун.
[2] *Мисос* — молидан, судан ба даст.

4—2007

Чун бididанд лаълу марҷон буд.
Бигирифтанд оҳу вовайле
З-ашки ҳасрат ба ҳар мижа селе.
Он яке даст мегазид, ки чун
З-ин гуҳар барнадоштам афзун,
Буд хӯрҷу ҷуволу машку ҷуроб,
Бар сутурон паи таому шароб.
Қошкӣ кардаме тиҳӣ яксар
Қардаме пур аз ин дурру гавҳар.
Буд зулмат ҳанӯз сояфикан
Гуфт Искандар ин хабар бо ман.
Гар чи буд он хабар писандида,
Лек набуд шунида чун дида.
В-он дигар хун ҳамегирист, ки оҳ.
Нафсу шайтон заданд бар ман роҳ.
Хок анбоштам ба дидаи хуш,
Сухани ростро накардам гӯш.
Қошкӣ баҳри имтиҳон боре
Қардаме з-он захира миқдоре.
То кунун нақд вақти ман гаштӣ,
Вақтам ин сон ба муфт нагзаштӣ
Қошкӣ гар гуҳар накардам бор,
Бар Сикандар накардаме инкор.
То наяфтодаме аз он тақсир
Дар ҳиҷоби хиҷолату ташвир.

## Дар баёни он ки чун солики халеъ-ул-узор дар маштиёти нафс ва орзуҳои табъ афтод...

Паи мақсуд кай барад солик
Ношуда нафси хешро молик.
Дил чу дар нафсу дояи ӯ баст,
Гашт аз он доя пояи ӯ паст.

Мехӯрад, мечарад баҳоимвор,
Мебурад медарад саъбкирдор.[1]
Бар рухаш боби қурбу масдуд аст,
В-аз ҳарими ҳузур матруд[2] аст.
Мениҳад по бурун зи ҳадди ҳуқуқ,
Ошиқ аст ӯ ҳутут[3] чун маъшуқ
Ба ҳуқуқ иқтисор нанмояд,
Раҳ ба касби ҳутут чу паймояд,
Ҳар чи бошад бад он ҳаёти манут,
Ё қавоми бадан бад-он марбут.
Аз заруроти нафс дорандаш,
В-аз ҳуқуқи бадан шуморандаш.
Ҳаст бе он бақои нафс маҳол,
Тарки онро ба кул мабанд хаёл.

## Дар мазамматисӯфинамоёни зоҳиророй ва маънигузорони суратпирой.

Ҳазар аз сӯфиёни шаҳру диёр,
Ҳама номардуманду мардумхор.
Ҳар чӣ додӣ ба дасташон, х(в)арданд,
Ҳар чӣ омад зи дасташон, карданд.
Корашон ғайри хобу хӯрдан не,
Ҳеҷашон фикри рӯзи мурдан не.
Зикрашон сарф баҳри суфраву ош,
Фикрашон сарф дар вуҷӯҳи маош.
Ҳар яке карда манзиле дигар,
Номи он хонақоҳ ё лангар[4]

---

1 *Саъбкирдор* — даррандавор, бахшитабиат.
2 *Матруд* — ронда шуда, мардуд.
3 *Хутут* — ҷамъи хат.
4 *Лангар* — меҳмонхона.

Баҳори найли[1] амонию[2] шаҳавот
Қарда майли авонию[3] адавот[4].
Фаршҳои латиф афганда,
Зарфҳои наку пароганда,
Дегдон канда, дег бинҳода.
Қарда олоти табх омода,
Чашм бар дар, ки кист, к-аз деҳу шаҳр
Ёфта аз тариқи мардон баҳр.
Гӯшт ё орд оварад ду-се ман.
То нишинад ба садр шайхи заман,
Сари анбони лоф букшояд,
Бар ҳарифон газоф паймояд.
Накунад бас зи муҳмалу қалмош[5]
То ба он дам, ки пухта гардад ош.
Ҳаргиз асбоби ош нодида,
Накушода бар ошно дида.
Баҳри ош аст ошноии ӯ,
З-оташи дег рӯшноии ӯ.
Ҳар куҷо муфсиде маҷоле ёфт,
Қ-амрадеро зи шаҳр сар бартофт...
Чун яке лаҳза гуфтугӯ карданд,
Ҳар футӯҳе, ки буд, оварданд,
Шайх молид дасту пеш нишаст,
Бурд аввал ба нону ҳалво даст.
Порае хӯрду порае бугзошт,
Порае бахши ғоибон бардошт.
Нуқлу хурмо ба дасти худ сара кард,
Номзад аз барои шабчара кард.
Баҳри аҳли футӯҳ фотиҳа хонд
В-аз паи фотиҳа маориф ронд.

---

1 *Найл* — матлаб.
2 *Амонӣ* — ҷамъи амния—орзуҳо.
3 *Авонӣ* — ҷамъи ания — зарфҳо.
4 *Адоват* — ҷамъи адот—олоту асбобҳо.
5 *Муҳмалу қалмош* — суханҳои беҳуда.

Гоҳ тафсир гуфту гоҳ ҳадис,
Гоҳ тасвилҳои[1] деви хабис.
Як замон аз сухан наёромид,
То ба нақли машоих анҷомид,
Гоҳе аз шайхи хеш ронд сухан,
Гаҳе аз шайхи шайхи пири куҳан.
Аз каромоти он дақоиқ хонд.
В-аз мақомоти ин ҳақоиқ ронд.
Суханон гуфт ҷумла пухтаву нағз,
Лекин аз пуст пай набурда ба мағз.
Чун ту бошӣ зи завқу ҳол тиҳӣ,
Завқу ҳоли касон чӣ шарҳ диҳӣ?!
Ба сухан шайх рӯзро гузаронд,
Ба ҳиял чоштро ба шом расонд.
В-он ҳавоиҷ[2], ки нақди ганҷина
Буд з-ояндагони пешина,
Ҳозир овард як ду коса таом,
Дошт маҳсуб дар вазифаи шом.
Чун шуд он ошу мош хӯрда равон
Бар гирифтанд косаҳо зи миён.
Нуқлҳои пешина пеш кашид,
Нақл мегуфту нуқлие мечид.
Чун зи шаб даргузашт як ду-се пос,
Гуфт бар нақлу нуқл шукру сипос,
Ҷониби хобгаҳ қадам бардошт,
Барраву гургро баҳам бугзошт!..

## Дар баёни саҳар ва бехобӣ...

Хоб маргу ҳаёт бедорист,
Сулҳи марг аз ҳаёт безорист.
Мегурезӣ зи захми наштари марг,
Чӣ кунӣ рӯй дар баробари марг?

1 *Тасвил* — ҳила ва найранг.
2 *Ҳавоиҷ* — ҷамъи ҳоҷат—ҳоҷатҳо.

Хоб duздест зиндагоникоҳ
Нақди худро зи дузд дор нигоҳ.
Масале равшан аст бар кеҳу меҳ,
Ки супурдан ба дузд коло беҳ.
Магар ин дузд аз он бувад боло,
Ки супурдан тавон ба ӯ коло?
Бошад, эй карда ру ба роҳи талаб,
Ними умри ту рӯзу ниме шаб.
Шаби ту чун ҳама гузашт ба хоб,
Умри ту нима шуд ба вақти ҳисоб.
Гар ту хоҳӣ дароз гардад рӯз,
Чизе аз шаб бидузду бар вай дӯз,
Филмасал гар шавад зи умри ту кам,
Рӯз афтӣ миёни ғуссаву ғам.
Сад шаб аз умри хеш кам кардӣ,
Ғами он аз ғурур кам х(в)ардӣ...
Эй басо нафҳа омаду ту ба хоб,
Бар машомат заду ту масту хароб?!...
Нафҳа омад насиби бедорон,
Нафҳа омад табиби беморон,
Он кӣ бедор не, наёфт насиб
В-он кӣ бемор не, нахост табиб...

## Қиссаи рустоӣ, ки дарозгӯши пири ланги пуштреш ба бозори харфурӯшон бурд, даллол фарьёд бардошт, ки кӣ мехарад харе ҷавони равони тундраст. Рустоӣ он бишнид, бовар дошт ва аз фурӯхтани дарозгӯш пушаймон шуд.

Содамарде зи ақл дуртарак,
Дошт дар деҳ яке заиф харак.

---

[1] *Саҳар* — бедорӣ.

Хараке пиру сусту лоғару ланг,
Ки нарафтӣ ду рӯз як фарсанг.
Баски аз рӯзгор дида дуруш,[1]
Не думи ӯ ба ҷой монда, на гӯш.
Ҳаргиз аз зарби газ напаймудӣ.
Роҳро ҷуз ба газ напаймудӣ.
Буд доим зи захми марди салим,[2]
Сурх кемухти ӯ ба ранги адим.[3]
Гар расидӣ ба ҷӯяке борик,
Ҳама олам бар ӯ шудӣ торик.
В-ар шудӣ хоки раҳ зи бавлаш гил,
Будӣ аз гил гузаштанаш мушкил.
Рӯзе он содарӯй шаҳраш бурд,
Ба ҳарифони харфурӯш супурд.
Яке аз ҷамъ харфурӯшона
Баҳри ин кор риш зад шона.
Бонг мезад, ки кист дар бозор,
Ки харад баҳри худ харе раҳвор?!
Хар магӯ, астари[4] ҷавону равон,
Сахт дар роҳу тунд дар майдон.
Ҷаҳад аз ҷой агар расад ба масал
Сояи тозиёнааш ба кафал[5],—
Балки бар сояаш гар ояд неш,
Гомҳо бугзарад зи сояи хеш.
Меҷаҳад ҳамчу бод ҷой ба ҷой.
Меравад ҳамчу об дар гилу лой.
Хаст ҷӯи бузургу наҳри азим,
Пеши ӯ кам зи ҷадвали тақвим.
Халқ аз он гуфтугӯй механдид,

---

[1] *Дуруш* — нештар, халачӯб.
[2] *Салим* — ин ҷо ба маънии аблаҳ, аҳмақ,
[3] *Адим* — сурх; чарми сурх.
[4] *Астар* — хачир.
[5] *Кафал* — рон.

Лекин он содамард чун бишнид,
Сар фаро гӯши харфурӯш овард,
Қ-эй ба бозори харфурӯшон фард,
Агар ин қисса рост мегӯӣ,
Роҳи ин арса рост мепӯӣ,
Сухане гӯямат, ба ман кун гуш,
Ба манаш боздеҳ, ба кас мафрӯш.
Дер шуд, к-инчунин сутуда улоғ,
Ки ту гуфтӣ, кунам ба шаҳр суроғ.
Эй аҷаб, к-он худ они ман будаст,
Рӯзу шаб зери рони ман будаст.
«Ёр дар хонаву ба гирди ҷаҳон,
Ман талабгораш ошкору ниҳон».
Посухаш дод к-эй салимулқалб[1]
Карда даҳр аз ту фаҳму дониш салб[2],
Балки ҳаргиз туро набудаст он,
Қ-аз ту, гӯям, касе рабудаст он.
Солҳо шуд, ки рокиби ӯӣ,
Қиссаи ӯ зи ман чӣ меҷӯӣ?
Ба газофе, ки дар забон ду-се бор
Рондам аз баҳри гармии бозор,
Дар сифатҳои ин матои сақат,
Аз ҷаҳолат чӣ уфтӣ ба ғалат?!
Хоҷаро бин, ки умрҳои дароз
Буда дар ҳирсу бухлу хиссату оз,
Ғайри ҷамъи дирам наварзида,
Гирди касби карам нагардида.
Гар кашандам зи ком сӣ дандон,
Беҳ аз он, к-аз даҳон-ш як лаби нон.
Гар канандаш зи панҷа панҷ ангушт,
Надиҳад ҳаббае[3] бурун аз мушт.

---

[1] *Салимулқалб* — соддадил, соддалавҳ.
[2] *Салб кардан* — ғд гирифтан, омухтан.
[3] *Ҳабба* — дона.

В-ар дирамворе аз кафаш бубаранд,
Беҳ, ки диноре аз кафаш бубаранд,
Чун ниҳад хон дар офтоб ба пеш,
Гирад аз тарс дасти сояи хеш.
Магасе афтадаш ба коса дарун.
Номакида наяфканад берун.
Қарда бар хотир он мубаррид х(в)аш,
Наҳвро чун Кисоию Ахфаш[1]
Сарфи динору дирҳами маҷмӯъ,
Пеши ӯ ҳаст мутлақо мамнӯъ.
Баски медорадаш зи қаср[2] ниғоҳ,
Нест касро ба касре аз вай роҳ.
Сарфро чун надид сарфаи хеш
Ҳарфе аз наҳв сохт ҳирфаи[3] хеш.
Бо чунин сират ар кунад ба масал
Мадҳи ӯ томеи хасису дағал,
Қ-эй чу Ҳотам ба ҷуд гашта самар[4],
Пеши ту сад чу Маън баста камар,
Сити ҷуди кафи ту дар олам,
Таъни Маън асту мотами Ҳотам!
Зикри Ҳотам ба аҳди ту то кай?
Шуд зи номи ту номаи ӯ тай.
Пеши ту ёди Маън бемаънист,
Ҳар гадое зи ҷуди ту маънист.
З-аблаҳӣ ғӯш сӯи ӯ дорад,
Гуфтааш ҷумла рост пиндорад.
Зоғи уҷб[5] андар ошьёни димоғ,
Ниҳадаш байза з-он фасонаву лоғ[6].

---

[1] *Кисоӣ ва Ахфаш* — номи ду нафар аз донандагони илми наҳв ва аруз.
[2] *Қаср* — шикастан.
[3] *Ҳирфа* — касб, пеша, санъат.
[4] *Самар* — афсона.
[5] *Уҷб* — кибр, ғурур.
[6] *Лоғ* — шухӣ, бозӣ.

Аз хаёлаш занад ниҳоле сар,
Қ-аш бувад кибр баргу нихват бар.
Ҳаргиз он аблаҳи сафеҳпеша,
Накунад дар дили худ андеша,
Қ-он чӣ гуфт он мунофиқи томеъ
Нест қатъан мутобиқи воқеъ...

## Дар баёни он ки ҳар хабарро, ки бо маъшуқ дар амре мушобиҳат бошад, ба қадри мушобиҳат ошиқро ба ӯ майл

Ҳар кӣ дар роҳи ошиқи рӯзе
Хурда бошад ғами дилафрӯзе,
Ҳар чӣ ҳамранги ёри ӯ бошад,
Аз дилу ҷон шикори ӯ бошад.
Маҳ барояд, ба сӯи ӯ нигарад,
Ҳусну хубии рӯи ӯ шуморад.
Сарв бинад, ба қадди ӯ нозад,
Сифати сарви нозаш оғозад.
Вақти гул сӯи боғ биштобад,
Бӯ, ки аз боғ бӯи ӯ ёбад,
Домани гул зи хуни дил шӯяд,
Бӯи пироҳанаш зи гул ҷӯяд.
Наргиси мастро бихобонад,
Ки ба чашмони масти ӯ монад.
Сари зулфи бунафша тоб диҳад,
Сабзаро з-абри дида об диҳад,
Қ-он зи зулфи каҷаш бувад торе,
В-ин зи хатти хушаш намудоре.
Бо лаби ғунча ханда соз кунад,
Ҷаъди сунбул кашад, дароз кунад,
Қ-он зи лаълаш барад шакарханда
В-ин зи ҷаъдааш бувад сарафганда.

Чун бубинад ба кӯҳ кабки дарӣ,
Ки кунад дар хиром ҷилвагарӣ,
Сар ниҳад пеши ӯ ба сад хорӣ,
Ки ту рафтори ёри ман дорӣ.
Чун сӯи дашт тезпой шавад,
Бар ғизолон ғазалсарой шавад,
Ёди он чашми хобнок кунад,
Чашмашон аз ғубор пок кунад.
Бар кӯҳан манзиле, ки рӯзе ёр
Хона кардаст ё фиганда рӯзгор,
Нагзарад з-он маробеу[1] атлол[2],
То насозад зи гирья моломол.
Резад аз абри дида чандон хун,
Ки шавад домани даман гулгун.
Гар биёбад яке шикастасафол,
Қадаҳе гирадаш ҳуҷаста ба фол.
Бандаи ишқу шавқ нӯшад аз ӯ,
Ҳамчу майхорагон хурӯшад аз ӯ.
Гоҳ бо дегдон шавад дамсоз,
Гоҳ бо хаймапора гӯяд роз,
Гоҳ созад зи хоку хокистар.
Баҳри хоби пасина худ бистар.
Асари пои ноқааш ба ваҳал[3]
Оварад ошиқона рақси ҷамал[4].
Ҳар чӣ бинад ба олам, алқисса,
Қ-аз ҷамоли вайш бувад ҳисса.
Кунад аз ҷону дил бад-он майле,
Ҳамчу Маҷнун ба ҷониби Лайлӣ.
Ҳар куҷо бинад он ҷамол афзун,
Гирадаш пеш ҷазби ишқу ҷунун.

---

[1] *Маробеъ* — макон, манзил.
[2] *Атлол* — ҷамъи талал—осори хона ва иморатҳо.
[3] *Ваҳал* — гилу лой.
[4] *Ҷамал* — шутур.

## Қиссаи халос кардани Маҷнун оҳуро аз дасти сайёд ба сабаби мушобеҳ будани вай Лайлиро.

Сайдҷӯе ба дашт дом ниҳод,
Оҳуи ваҳшияш ба дом фитод.
Баст пояш чу буд дар дили вай,
К-аш барад зинда то навоҳии Ҳай.
Нониҳода зи дашт по берун,
Шуд дучори вай аз қазо Маҷнун.
Дид он пойбаста оҳуро,
Хост аз ҷони хаста оҳ ӯро.
Пеши он сайдпеша боз давид,
Нолаву оҳи ҷонгудоз кашид,
К-охир ин сайдро чӣ озорӣ?
Дасту по бастааш чаро дорӣ?
Ӯ ба сурат мушобеҳи Лайлост,
Гар ба Лайлӣ бубахшияш,
авлост,
Наргисашро надода сурма ҷалӣ.
В-арна будӣ биайниҳӣ Лайлӣ.
Гарданашро насуда икди гуҳар
В-арна бо Лайлӣ омадӣ ҳамсар.
Хонд аз шавқи ёри фарзона.
Сад аз ин сон фусуну афсона.
Ром шуд сайдпеша з-афсунаш,
Дод ришта ба дасти Маҷнунаш.
Дасти худ тавқи гардани ӯ сохт,
Ба забони тафаққудаш[1] бинвохт.
Бӯса бар чашму гардани ӯ дод,
Ришта аз дасту пои ӯ букшод.

---

[1] *Тафаққуд* — меҳрубонӣ, ғамхорӣ.

Гуфт: «Рав, рав, фидои Лайлӣ бош!
Ҳамчу ман дар дуои Лайлӣ бош!
Лола мечар ба ҷои хору гиёҳ
В-аз худо сурхруияш меҳоҳ.
Сабза мехӯр ба гирди чашмаву ҷӯй,
Баҳри сарсабзияш дуо мегӯй.
То зи Лайлӣ туро бувад бӯе,
Кам мабод аз вуҷуди ту мӯе.
Гаҳ чаро карда дар замини ҳарам,
Гаҳ ғизо хӯрда аз риёзи Ирам».

## Ишорат бар он ки чун тақриби сухан ба ишқу муҳаббат расида бувад, дар хотир чунон расида бувад, ба қадри вусъи шарҳ ва басти асл ва фаръи он карда шавад, аммо ба мӯҷиби амри баъзе азизон, ки ба ҳукми ишқ ва муҳаббат имтисоли амри ӯ воҷиб аст, иштиғол ба амри дигар, ки баъд аз ин маълум шавад, воқеъ шуд.

Қиссаи ошиқон хуш аст басе,
Сухани ишқ дилкаш аст басе.
То маро ҳушу мустамеъро гӯш,
Ҳаст аз ин қисса кай шавам хомӯш.
Ҳар буни мӯй сад даҳонам бод,
Ҳар даҳон ҷои сад забонам бод.

Ҳар забоне ба сад баён гӯё,
То кунам қиссаҳои ишқ имло.
Лек чун дил ба шарҳи ишқ кашид,
Навбати гуфтугӯ ба ишқ расид,
Раҳраве аз диёри ишқ омад,
Рашҳе аз чашмасори ишқ омад.
Яъне омад зи кишвари ҷонон
Қосиде номаи вафо хонон.
Кист ҷонон, амондеҳи ҷонҳо
Аз ҳама дардҳову дармонҳо.
Он ки ушшоқ пеши ӯ мераванд,
Сабақи зиндагӣ аз ӯ гиранд.
Шавӣ аз мову ман ба куллӣ соф,
Нашавад бо ту ҳеҷ чиз мазоф.
Назанӣ ҳаргиз аз изофат дам,
Аз изофат кунӣ чу танвин рам.
Ҳам зи нав вораҳию ҳам зи куҳан,
Нагзарад бар забонат гоҳи сухан
В-он ки ҳар кас аз монӣ вораст,
Як ман ӯро ҳазор манӣ бор аст.
Сад манаш бор бар сару гардан
Беҳ ки як бор бар забонаш ман.

## Дар баёни он ки шарти сӯҳбат он аст, ки ҳама асҳоб дар маърази он бошанд, ки чун дар якдигар айбе бубинанд, ба қавл ё феъл дафъи он бикунанд.

Мард бояд, ки ёрҷӯй бувад.
Ёр чун ёфт, ёршӯй бувад.

Шӯяд аз оби лутфу абри карам,
Аз замираш ғубори ғуссаву ғам.
Гар нишинад ба доманаш гарде,
Бошад он гард бар дилаш дарде,
То зи домонаш он наяфшонад,
По ба доман кашида натвонад.
Ёр чашм аст,
агар зи шаҳвату ҳашм
Мӯе афтода бинӣ андар чашм,
Зуд он мӯйро зи чашм бичин,
Мӯй дар вай зи ҷаҳл саҳл мабин.
З-он ки дар дида мӯи ноҳинҷор
Мояи мӯя гардад охири кор.
Хор баста мижа ба гирди басар,
Бар хасу хор баста роҳи гузар,
Қ-аз бурун ранҷу офате ногоҳ
Ба саводи басар наёбад роҳ.
Ёр чун чашм шуд, ту мижгон бош,
Гирди ӯ шав ба по чу мижгон фош.
Дафъ кун ҳар изо,
ки аз ҳар суй
Сӯи он чашми равшан орад рӯй.
Лаҳза-лаҳза зи хиссату дунӣ
Махарошаш чу муи афзунӣ.
Мӯи афзунӣ офати дидаст,
Дида з-ӯ ҳар дам офате дидаст.
Гар гузориш, дида кӯр кунад,
В-ар канӣ,
дарду ранҷ зӯр кунад,
Балки сад пай ба канданаш чора
Гар кунӣ,
бардамад дигар бора.
На ба кандан тавонӣ аз вай раст,
На бар озори ӯ сабур нишаст.
Худписандони нописандида

Мӯи афзуниянд дар дида.
Дида аз дидашон нигаҳ медор
В-арна бинӣ зи дидашон озор.
З-оташи кайдашон бикаш доман,
Пеш аз он дам,
ки суздат хирман!
Оташи қайд бар фурӯхтаанд,
Хирмани бас касон ки сӯхтаанд.
Аввал изҳори эътиқод кунанд,
Дами таслиму инқиёд зананд.
Ҳар куҷо по ниҳӣ ба роҳу гузар.
Ба иродат ниҳанд он ҷо сар.
В-ар ба озорашон барорӣ даст,
Гардани худ кунанд пеши ту паст.
Гар занӣ санг,
гавҳараш ҳонанд,
Бар сари худ чу тоҷ биншонанд.
Қ-он чӣ ояд аз он кафу панҷа,
Ҳоша-аллаҳ,
ки кас шавад ранҷа?
Меҳнати ту калиди роҳати мост,
Зиллати ту мазиди давлати мост...
Дар зари холис он ки дорад шак,
Занад аз баҳри имтиҳон-ш маҳак.
Бар маҳак чун бувад тамом иёр,
Харад онро ба қимати бисьёр.
Бе маҳакҳо дар ин сарои маҷоз,
Сара аз қалб кай шавад мумтоз?..
З-ин макула ҳазор кизбу газоф,
Бо ту гӯянду ту зи хотири соф
Ҳамаро ростгӯй пиндорӣ,
Қизбҳошон ба сидқ бардорӣ,
Бинишиниву риш паҳн кунӣ.
Бикушой забон ба хушсуханӣ.
Ҳамаро роздори худ созӣ,

Рози дил бо ҳама бипардозӣ.
Бо ҳама хоҳ хоҷа, хоҳ фақир,—
Қунӣ омезише чу шаккару шир,
Чун бароянд бар ин насақ якчанд
Шавад аз ҳар тараф қавӣ пайванд.
Лекин аз озмуни гуногун
Ояд аз парда ҳилаҳо берун.
Он ғаразҳо, ки будашон дар сир,
Гардад аз қавлу феълашон зоҳир...
Хубси сират зи сурату симо
Бар ту гардад ягон-ягон пайдо.
Чун ғаразҳо туро шавад равшан,
Дӯстонро ба ҷон шавӣ душман.
Ғараз, он ҷо, ки бор букшояд.
Дӯстиро маҷол танг ояд.
Рахт бандад зи дил вафову вифоқ,
Хона гирад ба сина буғзу нифоқ.
Лек баҳри ҳуқуқи пешина
Дорӣ онро нуҳуфта дар сина,
Шармат ояд,
ки аз паси ёрӣ
Лаб кушоӣ ба буғзу киндорӣ.
Дили ту аз нифоқ гирад ҳам,
К-аз нифоқат расад ҳазор алам,
Дам ба дам ҳилае барангезӣ,
Ки аз эшон ба ҳила бугрезӣ.
Сад дағову дағал ба пеш оранд,
Ҳилаҳои ту бод ангоранд.
Ҳар тараф сад васила ангезанд,
То дигар бора бо ту омезанд,
Бугзарӣ ту аз он ҷафокешон
В-ин аҷаб,
к-аз ту нагзаранд эшон,
Ҳеҷ аз эшон раҳида натвонӣ,
Чун шиновар ба хирс дармонӣ.

**Қиссаи он хирс,**
**ки обаш мебурд,**
**шахсе тасаввур кард,**
**ки хикест пурбор,**
**рафт то он бигирад.**
**Хирс дар вай овехт.**
**Он шахс ба вай дармонд,**
**дигаре аз канора**
**фарьёд кард, ки хикро**
**бигзор ва берун ой.**
**Гуфт: «ман ӯро гузоштаам,**
**ӯ маро намегузорад».**

Хирсе аз ҳирси тӯъма бар лаби рӯд
Баҳри моҳӣ гирифтан омада буд.
Ногаҳ аз об моҳие барҷаст,
Бурд ҳолӣ ба сайди моҳӣ даст.
Пояш аз ҷой шуд, дар об афтод,
Пӯстин з-он хато дар об ниҳод,
Эй басо кас, ки хирс зад роҳаш
Об нахӯрда кушт дар чоҳаш.
Об баҳри ҳаёти худ талабид,
Лек аз он ҷуз ҳалоки хеш надид.
Об бас тез буду паҳновар,
Хирси мискин дар об шуд музтар.
Дасту по зад басеву суд надошт,
Оқибат хешро ба об гузошт.
Аз бало чун ба ҳила натвон раст,
Бояд он ҷо зи ҳила шустан даст.
Ҳамчу хике, ки пашм нokанда,
Бошад аз рахту бахт оганда,
Бар сари об чархзан мерафт,

Даст шуста зи чону тан мерафт.
Ду шиновар зи дур бар лаби об
Бахри коре ҳамешуданд шитоб.
Чашмашон ногаҳон фитод бар он,
Аз таҳайюр шуданд хира дар он,
К-он чӣ чизаст, мурда ё зиндаст,
Пӯсте аз қумош огандаст?
Он яке бар канора манзил сохт
В-он дигар хешро дар об андохт.
Ӯ шино кард, то бар он бирасид,
Хирс худ махласе ҳаме талабид.
Дар шиновар ду даст зад маҳкам,
Бозмонд аз шино шиновар ҳам.
Андар он мавҷ гашта аз ҷон сер,
Гоҳ боло ҳамешуду гаҳ зер.
Ёр чун дид ҳоли ӯ зи канор,
Бонг бардошт, к-«Эй киромӣ ёр!
Гар гарон аст пуст, бигзораш,
Ҳам бад-он мавҷи об биспораш».
Гуфт: «Ман пӯстро гузоштаам,
Даст аз пӯст боз доштаам,
Пӯст аз ман ҳаме надорад даст,
Балки пуштам ба зӯри панҷа шикаст!»
Ҷаҳд кун, ҷаҳд, эй бародари пӯк,
Пӯст донӣ зи хирсу хик зи хук.
Набарӣ хирсро зи дур гумон,
Пӯсте пурқумошу гарон,
Накунӣ хукро зи ҷаҳл хаёл,
Хике аз шаҳди ноб моломол.
Гар ту гӯӣ ситуда нест басе,
Қи ниҳӣ хирсу хук номи касе.
Гӯям, оре, вале бадандеше,
К-аш набошад ба ҷуз бадӣ кеше,
Ҷуз бадию дадӣ надонад ҳеҷ.
Маркаби бихрадӣ наронад ҳеҷ,

Хирс ё хук агар ниҳадаш ном,
Бошад он хирсу хукро дашном...
З-ин сухан мӯҳр бар забонам неҳ,
Ҳар чӣ мазмум, аз он амонам деҳ,
Аз бадию дадӣ мадеҳ созам,
В-аз бадону дадон раҳон бозам.
Ҳар кӣ дил з-орзуи ӯ хуш нест,
Ба забон гуфтугӯи ӯ хуш нест!
Чун тавон ёди дӯстон кардан,
Дил аз он ёди бӯстон кардан.
Ҳайф бошад ҳикояти душман,
Рафтан аз бӯстон сӯи ғулхан.
Чун ҳадиси хасон на беҳбуд аст,
Бозгардам ба он чӣ мақсуд аст.

## Гуфтор дар хатми дафтари аввал аз китоби «Силсилат-уз заҳаб...»

Чун шуд ин эътиқоднома дуруст,
Боз гардам ба кору бори нахуст.
Кори ман ишқу бори ман ишқ аст,
Ҳосили рӯзгори ман ишқ аст.
Сари ришта кашида буд ба ишқ,
Дилу ҷон орамида буд ба ишқ.
Ба сари риштаи худ оям боз,
Сухани ошиқӣ кунам оғоз...
Он на ришта, салосили заҳаб аст,
Номи ришта бар он на аз адаб аст.
Баҳри шерони дад салосили зар,
Ҳар кӣ шер аст,
аз он напечад сар.

Ин мусалсал сухан, ки мехонӣ,
Ҳам аз он силсиласт, то донӣ,
То нaҷушад зи сина ишқи сухан,
Натавон дод шарҳи ишқи куҳан.
Мезанад ҷӯш ишқам аз сина,
То диҳам шарҳи ишқи дерина.
Лек бими малоли безавқе,
Ки надорад ба шарҳи он шавқе,
Мекунад банд роҳи шарҳу баён,
Мениҳад муҳри хомӯшӣ ба даҳон...
Гар мададгори ман шавад тавфиқ,
Ки кунам дарси ишқро таҳқиқ,
Баҳри он дафтаре зи нав созам,
Достоне дигар бипардозам...

## Аз дафтари дуввуми «Силсилат-уз заҳаб».

Бишнав, эй гӯш бар фасонаи ишқ,
Аз сарири қалам таронаи ишқ
Қалам инак чу най ба лаҳни сарир,
Қиссаи ишқ мекунад тақрир.
Ишқ мифтоҳи маъдани ҷуд аст,
Ҳар чӣ бинӣ ба ишқ мавҷуд аст.
Ҳеҷ ҷинсе зи софилу олӣ
Нест аз ишқу ҳукми он холӣ.
Ҳақ чу бар хештан таҷаллӣ кард,
Ёфт худро дар он таҷаллӣ фард.
Он ки дорад дар илму дониш ком,
Ниҳад онро камоли зотӣ ном.
Лек дар зимни он камоли дигар,
Дид мавқуф бар зуҳури асар.
Пеши аҳли шууру доноӣ,
Лақаби он камоли асмоӣ.

В-он зуҳури ҳақ аст дар атвор
Мухталиф дар хасоиси осор...
Хаст бо нест ишқ дар пайваст,
Нест з-он ишқ нақши ҳастӣ баст...

## Ҳикоят

Дошт шохе бар инсу ҷон ғолиб,
Духтаре, балки ахтари соқиб.[1]
Аз қазо рӯзе он ягонаи аср
Сар фурӯ кард аз каронаи қаср.
Хабашизодае бидид аз дур,
Дилрабо ҳамчу холи чеҳраи ҳур.
Қомати он сиёҳчарда[2] равон,
Чун алиф кард манзилаш дар ҷон.
Бо саводи руҳу ҷабину узор
Кард ҷо дар дилаш сувайдвор.[3]
Мондаш он сурати писандида,
Чун сиёҳии дида дар дида.
Гарчи буд ӯ самар ба моҳвашӣ.
Сӯхт ҷонаш зи доғи он ҳабашӣ.
Аҷаб афсонаву хуш лоғе,
Ки занад бар тазарв раҳ зоғе,
Лекин инҳо зи ишқ нест шигуфт,
Худ чӣ гул, к-он зи боғи ӯ нашкуфт?!
Ишқ дарбанди ҳусну эҳсон аст,
Ишқ бандасту ҳусн султон аст.
Ҳар куҷо ҳусн менамояд рӯй,
Мениҳад сар ба саҷда ишқ он сӯй.
Ҳусн буд он, ки дар либоси Аёз
Хонд Маҳмудро ба кӯи ниёз.

---

[1] *Соқиб* — тобон, дурахшон.
[2] *Сиёҳчарда* — гандумгун.
[3] *Сувайдо* — нуқтаи сиёҳ, доғи сиёҳ.

Ҳусн буд он ба кисвати Лайлӣ,
Қайсро дода сун худ майле.
Ҳусн буд он зи сурати Узро,
Узри Вомиқ ниҳода дар саҳро.
Ҳусн буд он, к-аз он сиёҳ намуд,
Ки аз он моҳ сабру дин бирабуд...
Ҳар чӣ аз чинги ҳастияш дар даст
Дид, бурду ба чон он биншаст.
Яксар аз ранчи хештан бираҳид,
Ғайри маъшуқи хеш ҳеч надид.
Ҳаббазо, ошиқе, ки раст аз хеш,
Ҳар чӣ чуз дуст, баргирифт аз пеш,
Якдилу якчиҳат шуду якруй,
Руи ҳиммат битофт аз ҳама суй.
Дуст донисту дӯст диду шунид,
Ҳар чӣ чуз дӯст дид, аз он бираҳид!
Духтар, алқисса, монд бехӯру хоб,
Дил пуроташ зи ишқу дида пуроб.
Лаб фурӯ баст аз парасторон,
Меҳр бугсист аз вафодорон,
Пушт бар базму айшу шодӣ кард,
Ру ба девори номуродӣ кард.
Ҳама ҳайрони кори ӯ монданд,
Сухан аз кору бори ӯ ронданд.
Он яке гуфт: «Роҳи ӯ зад дев,
Сохт девонааш ба ҳилаву рев.[1]»
Он дигар гуфт: «Бо парӣ шуд ёр,
Кораш аз ёрии парӣ шуд зор»
В-он дигар гуфт: «Соҳирон ҳастанд.
Хурду хобаш ба соҳирӣ бастанд».
В-он дигар гуфт: «Хубие ба тамом
Дошт, чашмаш расид аз айём»
В-он дигар гуфт: «Ҳеч аз инҳо нест

[1] *Рев* — макр, фиреб.

Офаташ ғайри ишқу савдо нест:
Дилбаре дида, дил ба ӯ дода
В-аз ғамаш дар кашокаш афтода».
Буд бо ӯ ҳамеша як доя,
Аз фусуну фасона пурмоя.
Гандапире, ки то ҷавон буда,
Ҳадафи тири ину он буда..
Зада баъд аз ҷавонии гузарон
Даст дар корсозии дигарон.
Чун лабаш дар фусун биҷунбидӣ,
Бар худ афсунгарон биларзидӣ
В-ар забон дар фасона букшодӣ,
Молиши сад фасонахон додӣ
Гарчи аз баҳри сабҳа соз ба фан
Муҳрае чанд карда дар гардан.
Бод чун сабҳааш ба захми дурушт
Хурд бо муҳраҳои гардану пушт!
В-ар чӣ мекард нафси ҳилагараш
Вусла-вусла[1] мураққаъе[2] ба бараш
Буд авло зи даҳри хунхора,
Чун мураққаъ танаш ба сад пора.
Доя чун ҳоли духтар он сон дид,
Ба вай он дарду ранҷ напсандид.
Пеши духтар нишаст, к-«Эй фарзанд,
Кӣ бувад бо ту руҳро пайванд?!
Ҳақ чу нашъу намои сарви ту ҷуст,
Бар канори манаш нишонд нахуст.
Лаби ту, к-ин чунин шакаршикан аст,
Парвариш ёфта зи шири ман аст.
Абрӯятро ба вусма пайваста,
Нақши нав килки сунъи ман баста.
То накардам ба сурма даст дароз,
Буд чашмат тиҳӣ зи сурмаи ноз.

[1] *Вусла* — пайвастагӣ, пайванд.
[2] *Мураққаъ* — ҷомаи пора-пора, ямоқӣ.

Буд равшан рухат чу субҳи дувум,
Дар шаби тор мӯи мушкин гум.
То набастам нағула[1] мӯи туро,
Қас надид ошкор рӯи туро.
Ҳар шаб аз баҳри хоб то ба саҳар,
Аз ҳарират фигандаам бистар.
Чун шуда сер наргиси ту зи хоб,
Гули рӯи ту шустаам ба гулоб.
Ҳаққи хизмат басе гузорда шуд,
То ҳилоли ту моҳи чорда шуд.
Бори дигар макун зи ранҷу малол,
Бадал ин моҳи чордаҳ ба ҳилол.
Меҳнати рӯзгор нобурда,
Гули рӯят чарост пажмурда?
Буд мақсуди дил зи қадди ту рост,
Ин замон қадди ту хамида чарост?
Дида умре ба рӯи ту хуш зист,
Инчунин зулфи ту мушавваш чист?
Ҳоли худ бозгӯ, чӣ ҳол аст ин?
Асари хоб ё хаёл аст ин.
Ё ба бедорият касе зад роҳ.
В-аз ту бирбуд сабри дил ногоҳ?
Мӯҳри хомӯшӣ аз лабат букшой,
Сӯи он раҳзанам раҳе бинмой.
Гар бувад ҳамчу маҳ бар авҷи баланд,
Орам ӯро фурӯ ба хамми каманд.
В-ар чу моҳӣ бувад ба баҳр дарун,
Кунам ӯро ба макру ҳила бурун.
Чун фусуну фиреб бандам кор,
Хоҳад аз кори ман фалак зинҳор.
Гар бувад зоҳиде ба худ мағрур,
Ё ҳакиме зи худпарастӣ дур,
Он ба зӯҳд аз фусуни ман нараҳад.

---

[1] *Нағӯла* — зулф, гесу.

В-ин ба ҷаҳд аз фиреби ман начаҳад».
Духтар аз доя он фусун чу шунид,
Беҳтар аз рост ҳеҷ чора надид.
Ному номусро ба гӯша ниҳод,
Парда аз рӯи кори худ букшод.
Ҳоли худ он чунон, ки воқеъ буд,
Бе такаллуф ба доя бознамуд.
Доя гуфто: «Кифояти ин кор
Бикунам, дил зи ғусса фориғ дор!
Биниҳам дар канор коми туро,
Дур дорам зи ор номи туро».
Ин сухан арза кард бе каму кост,
Баҳри мавъуди[1] хештан бархост.
Сина сӯзон зи доғи он ҳабашӣ,
Кард ҳар ҷо суроғи он ҳабашӣ.
Оқибат ёфт манзили ӯро,
Дид мавзуншамоили ӯро.
Кард бо ӯ ба дӯстӣ пайванд.
Шуд яке модару дигар фарзанд.
Хонаи хештан суроғаш дод,
Роҳи омад-шудан бар ӯ букшод.
Ҳеҷ шоме набудию саҳаре,
Ки накардӣ ба суи ӯ гузаре.
Як шаб ӯро ба пеши хеш нишонд,
Бар вай аз баҳри хоб афсун хонд.
Ончунон хуфт бар сари бистар,
Ки намондаш зи ҳоли хеш хабар.
Гар ба дандон касе лабаш кандӣ,
Чин дар абрӯи худ наяфгандӣ.
В-ар дусад неш пой карда дароз
Накашидӣ ба ҷониби худ боз.
Хоби ӯро чу доя дид гарон,
Баст дар пушти ходимеш равон.

---

[1] *Мавъуд* — ҷои ваъда додашуда.

Бурд чун тунги мушк ё анбар.
Яксар уро ба хонаи духтар...
Ҷазби маъшуқ гашт ҳомили ӯ,
Бурд то пешгоҳ маҳмили ӯ.

## Руҷӯъ ба тамомии қисса

Боз гардам ба қиссаи духтар,
Ки шудаш хун зи интизор ҷигар.
Ёр хуфта ба хобу ӯ бедор,
Чун шавад аз висол бархурдор?!
Дояро гуфт: «Хоби ӯ бикушой,
Занги ҳирмон зи хотирам бизудой.
Хуфта мурдасту ишқ бо мурда
Нест ҷуз кори ҷони афсурда.
Чашми ӯ фориғ аз карашмаи ноз,
Гуши ӯ бехабар зи арзи ниёз.
На забонаш ба нутқ гавҳаррез,
На даҳонаш зи ханда шӯрангез.
Қомати ӯ, ки сарви озод аст,
Бар замин ҳамчу соя афтодаст.
Ман аз ин соя, соядор шудам,
Бехӯру хоб соявор шудам.
Кор бо соя кас насохтааст,
Ишқ бо соя кас набохтааст».
Доя лаб дар фусун биҷунбонид,
Ҳоли ӯ аз фусун бигардонид,
Хоби ӯ шуд бадал ба бедорӣ,
Мастияш мунқалиб ба ҳушьёрӣ.
Сарви озодаш аз замин бархост,
Чун чаман саҳни хонаро орост.
Лаби лаълаш кушод бори дигар,
Қуфли марҷон зи ҳуққаи гавҳар.
Қард чашмаш ба руи мардум боз,

Дари раҳмат, ки карда буд фароз.
Хонае дид ҳамчу қасри биҳишт,
Пасу пешаш бутони хурсиришт.
Дар миёншон яке ба маснади ноз
Хуш нишаста зи дигарон мумтоз.
Аз ҳама дар ҷалолу ҷоҳ фареҳ.
В-аз ҳама дар ҷамолу хубӣ беҳ.
Ҳама пешаш ба хидмат истода,
Доди хидматгузорияш дода.
В-ӯ нишаста ба хуррамиву х(в)ашӣ,
Чашму дил вақф карда бар ҳабашӣ.
Ҳабашӣ низ руи ӯ медид,
Дам ба дам чашми худ ҳаме молид.
Қ-он мабодо хаёлу хоб бувад,
Об пиндораду сароб бувад.
То дами субҳ дар кашокаш буд,
Гоҳ хуш буду гоҳ нох(в)аш буд.
Хушияш он, ки дар чунин ҷое
Фориғ аз ваҳшатею ғавғое,
Дид чизе, ки ҳеҷ чашм надид,
Ҳеҷ ғуше ҳадиси ӯ нашнид,
Балки бар хотири касе нагзашт,
Дар дили ҳеҷ офарида нагашт.
Нохушӣ он ки аз ҷамоли висол
Буд дар маърази фанову завол.
Дид, к-он роҳате, ки рӯй намуд,
Беғаму меҳнате нахоҳад буд.
Оре-оре, дар ин сарои сипанҷ,
Бо ҳам омехтаст роҳату ранҷ.
Мурғи зирак чу дар замин бинад,
Донаро дом дар камин бинад.
Як замоне ба ҳазм кор кунад,
Сабр аз дона ихтиёр кунад,
То дигар мурғакони ғафлаткеш,
Сӯи дона раванд аз вай пеш.

Гар наоянд газандашон аз дом,
Кунад ӯ низ сӯи дона хиром.
В-ар расад-шон зи дона ранҷу малол,
Рӯ ниҳад дар гурез фориғбол...
Ҳар кӣ гӯяд туро, ки маълум аст,
Ки фалонӣ таом масмум[1] аст,
Лек аз он мехӯрад ба ҳирсу шараҳ,[2]
Гуфти ӯро дуруғ дону табаҳ.
Мекунад ҳила, то аз он бибурад
Тамаи халқрову худ бихӯрад!

## Хоб кардани ҳабашӣ ва бурдани доя вайро ба хона.

Шаб чу наздик шуд ба вақти саҳар,
Ҳабашӣ бурд сӯи болин сар.
Чашми ҳис баст аз ин ҷаҳони хароб,
Дод нақди хирад ба ғорати хоб.
Доя онро чу дид, чобуку чуст
Боз бурдаш ба хобгоҳи нахуст.
Бехуд афтид то баландии чошт,
Чоштгоҳи баланд сар бардошт.
Чашм молиду ҳар тараф гардид,
З-он чӣ шаб дида буд, ҳеҷ надид.
На аз он ҳамдамони шаб хабаре,
На аз он шодию тараб асаре.
На аз он офтоби ҷоҳу ҷалол,
Ҳеҷ чизаш ба даст, ғайри хаёл.
Раҳ ба мақсуди худ зи пиру ҷавон
Ҷуст чандон, ки дошт тобу тавон,

---

[1] *Масмум* — заҳролуд.
[2] *Шараҳ* — майлу хоҳиши зиёд.

Ношуда бар муроди худ фирӯз,
Мотаме даргирифт оламсуз.
Дӯсте ҳоли вай чу он сон дид,
Мӯҷиби он чӣ дид, аз ӯ пурсид.
Гуфт: «Бас ҳоли мушкиле дорам,
Ғарқа гашта ба хун диле дорам.
Зад раҳи ман ба шева ногоҳе,
Дилпазире ба ҳусни дилхоҳе,
Беназире, ки шуд забони мақол
Ақлро сифоти ҳуснаш лол.
Гар касе наъту[1] номи ӯ пурсад,
Ё маҳаллу мақоми ӯ пурсад,
В-ар бигӯяд куҷост хонаи ӯ?
Хонаи кист ошьёнаи ӯ?
Мавлидаш Халлух аст ё Фархор,
Масканаш Тиббит аст ё Тотор?
Шоҳи иқлиму моҳи кишвари кист?
Хасми ҷонсӯзу ёри ғамх(в)ари кист?
Чашми ӯ сурманок афтодаст,
Ё худ аз сурма пок афтодаст?...
Гесӯяш чун каманд тофтаанд?
Ё паи дому банд бофтаанд?
Рухаш аз накши холу хат содаст,
Ё худ он зеби дигараш додаст?
Лаълаш омад ҳаёти ташналабон,
Ё ҳалоки муроди дилталабон?
Абрӯи ӯ, ки дар ҷаҳон тоқ аст,
Қиблаи ошиқони муштоқ аст.
Шуд зи пайвастагиаш пайваста,
Бар ҷаҳон роҳи офият баста.
Ё кушодасту рахнагоҳи бало
Боз карда ба рӯи аҳли вало.
Аз даҳону миёнш ҳеҷ нишон

[1] *Наът* — сифат.

Ҳеҷ кас ёфт ошкору ниҳон?..
Ҳар чӣ з-ин нуктаҳо хаёл кунанд
В-аз мани хастадил савол кунанд,
Ҷуз хамӯшӣ ҷавоби дигар нест,
Ҷуз «надонам» сухан муяссар нест.
З-он ки ман дар ҷамоли он дилбар
Маънӣе дидаам бурун зи сувар[1]...
Чун сувар нест эмин аз тағйир,
Домани ошиқони маънӣ гир...

## Ҳикоят бар сабили тамсил

Хушманде бидид Маҷнунро,
Он зи фармони ақл берунро,
Ки ба вайронае ҳаме гардид,
Гирья мекарду зор меnолид.
Гоҳ чун соя бар замин ҳамвор,
Уфтодӣ ба пои ҳар девор,
Гаҳ фигандӣ чу офтоби сипеҳр,
Хештанро ба саҳнаш аз сари меҳр.
Гаҳ ба мижгонаш остон рӯфтӣ,
Чун сагон сар ба остон хуфтӣ.
Гуфт бо ӯ ҳарифи фарзона,
Ки туро ин ҳама бад-ин хона,
Меҳрварзиву чоплусӣ чист,
Хокрӯбиву хокбусӣ чист?
Нест нақши буте ба девораш,
Чӣ барӣ саҷда барҳаманвораш?[2]
Аз хасу хори ӯ чӣ меҷӯӣ,
З-он наруста гуле чӣ мебӯӣ?
Гуфт: «Хомӯш, к-ин мақоми қасест,

---

[1] *Сувар* — ҷамъи сурат-суратҳо.
[2] *Барҳаманвор* — бараҳманвор.

Ки ба ҳар мӯи ман аз ӯ ҳавасест.
Қисса кӯтаҳ, нишемани Лайлист,
Ки зи ҳар зарраам ба ӯ майлест.
Нест ин ҷо кушода ҳеҷ даре,
Ки набуда бар он дараш гузаре.
Нест ин ҷо ситода деворе,
Ки ба пешаш насуда як боре.
Нест ин ҷо зи гил дамида хасе,
Ки на доман бар он кашида басе.
Ҳар чӣ ман мекунам, ба бӯи вай аст,
Изтиробе зи орзуи вай аст.
Ишқбозӣ ба манзили ёрон.
Нест ҷуз шеваи вафодорон.
Сангдил он, ки чун ба манзили ёр
Бугзарад, нағзарад зи сабру қарор.
Беқарориву бехудӣ накунад,
Тарки сомону бихрадӣ накунад.
Накунад дастони шавқ оғоз,
Бо дару боми ӯ нагӯяд роз».

## Ҳикоят бар сабили тамсил

Як манак гӯшт дода хоҷа ба зан,
Қ-аш бипаз зуд баҳри тӯъмаи ман.
Гӯштро зан кабоб карду бих(в)ард,
Хоҷа чун гӯшт хост, узр овард,
Ки ҳанӯз он зи дег берун буд,
Ки камин кард гурбаву бирабуд.
Ҳоҷа санҷид гурбаро филҳол,
Н-омад афзун зи гӯшт як мисқол.
Зад ба сад ғусса даст бар зону,
Кард бо зан итоб, к-«Эй бону!
Гурба бешак чу гӯшт як ман буд,
Гӯшт як мани дигар бар он афзуд.

Нест ин нукта пеши ман равшан,
Ки тавонад шудан ду ман як ман.
Агар ин гурба аст, гӯшт куҷост
В-агар ин гӯшт, шакли гурба чарост?!

## Дар баёни он ки дили ошиқ аввал ба сӯи хеш аст баъд аз он сӯи маъшуқ ва дар охири кор ба сӯи ишқ.

Рӯи ошиқ нахуст дар хеш аст,
Дили ӯ аз барои худ реш аст.
Гар бихоҳад барои худ хоҳад,
В-ар бикоҳад барои худ коҳад.
Ҳама гирди муроди худ гардад,
Баҳри банду кушоди худ гардад.
Бошад аз ҷоми ишқ мастии ӯ,
Дӯст бошад туфайли ҳастии ӯ.
Дӯстро чун ба коми худ ёбад,
Сайди мақсудро роми худ ёбад.
В-ар бувад бар хилофи мақсудаш,
З-он тағобун ба сар равад дудаш.
Ин на ишқ аст хештандорист,
Ба ҳавоҳои худ гирифторист.
Ҳеҷ ошиқ ҳаеописанд мабод,
Ба муродоти нафс банд мабод.
Ҳайфи оқил, ки нақди умри нафис,
Ҳеҷ созад барои нафси хасис.
Хайри худро зи суду мояи нафс,
Нашиносад ба ғайри вояи нафс.
Баски бошад фуруд пояи вай,

Шарр бувад ҳар чи ҳаст вояи вай
Ҳар чи ба вояи вай анҷомад,
Хайр хоҳад бар он биёромад.
Шукр гӯяд басе, ки охири кор
Ёфт кораш ба ваҷҳи хайр қарор.

## Қиссаи он муханнас, ки аз равзан дар манзаре афтод ва аз он ҷо дар хонаи сифлӣ ва аз он ҷо дар сардобае ва аз он ҷо дар чоҳе, чун дар сардоба афтод бонг кард, ки: эй худовандони сарой, сарои шумо замин надорад

Он муханнас ба боми ҳамсоя,
Рафт аз ҳиммати фурӯмоя.
По фурӯ шуд ба равзанаш ногоҳ,
Дошт равзан ба сӯи манзар роҳ.
Чун ба манзар афтоду хост зи ҷой,
Шуд фурудаш ба ҷои дигар пой.
Ёфт худро ба хонаи зерин
Буд сардобае дар ӯ дерин
Шуд ба сардоба ҳам хато пояш,
Ҷазм шуд бар ҳалоки худ рояш.
Бонг бардошт, к-эй мусалмонон,
Карда қасди ҳалоки меҳмонон.
Гарна таҳтуссарост[1] ҷои шумо,
Чун надорад замин сарои шумо.
Буд гоҳе даруни сардоба,

[1] *Таҳтуссаро* — таги замин, зери хок.

К-охир он ҷо кушод потоба.
Дар таги ҷоҳ мехе истода
Баҳри айши муханнас омода.
Чун фуруд омад аз баробари мех,
Гашт ҷои нишасти ӯ сари мех.
Мехро шуд ба ҷои хеш қарор,
Шуд муханнас зи мех шукргузор
Ки биҳамдуллаҳ арчи сад ғаму ранҷ
Бар ман омад дар ин сарои сипанҷ
Оқибат чарх ҷуз ба хайр нагзашт,
В-охири кори ман ба хайр гузашт
Хайри ҳар кас ба қадри ҳиммати ӯст
Ҳиммати мардро қимати ӯст.
Кай тавонӣ шинохт қимати мард,
То надонӣ, ки чист ҳиммати мард,
Ҳиммати он яке улувви насаб,
Шарафи ҷад саёдати аму аб.
Ҳиммати он дигар сифоти камол,
Илму иффат, шуҷоату ифзол,
Ҳиммати он яке зану фарзанд,
Ҳамдами ошнову хешованд.
Ҳиммати он дигар зару зевар,
Тоҷи ороста ба лаълу гуҳар.
Ҳиммати он дигар сарочаву боғ,
Маҷлиси амну базмгоҳи фароғ.
Ҳиммати он дигар деҳу кориз,
В-он чи бошад муносиб аз ҳар чиз.
Он якеро ҳавои дарси улум,
Мантиқу наҳву сарфу тиббу нуҷум.
В-он дигарро хаёли килку давот
Ҷамъ кардан барои он адавот[1]
Бас кунам, к-он чи зин шумор бувад,
Ки ҳиҷоби ҷамоли ёр бувад.

---

[1] *Адавот* — ҷамъи адот.

Аз тариқи шумор берун аст,
В-аз ҳадди эътибор фузун аст.
Лек бо ҳам дар ин сифат ёранд,
Ки аз ин корхонаи оранд.

## Ҳиқояти Маҷнун

Ишқи Маҷнун бад-ин мақом расид,
Аз таку пӯи гуфтугӯй рамид.
Дод бо худ таронаи нав соз,
Ишқбозӣ ба ишқ кард оғоз.
Остин зад ба ҳар наву куҳуне,
Дод доман ба ҷанги хорбуне
Аз дарун нарм хорпуштоин,
В-аз бурун бо касон дуруштоин.
Зери он хорбун қарор гирифт,
Тарки рафтан ба кӯи ёр гирифт,
Чанд рӯзе бад-ин насақ чу гузашт,
Борҳо дар замири Лайлӣ гашт.
Ки чӣ ҳол афтод Маҷнунро,
Бехуд он мубталои мафтунро
Ки нишонаш ба дашт пайдо нест,
Ҳамтаки оҳувони саҳро нест.
Монда аст аз гурӯҳи гӯрон дур,
Нафиканд дар сафи гавазнон шӯр,
Рӯзҳо нашунудам зи кас розаш,
Шаб наёяд ба гӯшам овозаш.
Охир-ул-амр ҳеҷ чора надид,
Шарҳи ҳолаш зи маҳрамон пурсид.
Қиссаи дарди ӯ баён карданд,
Сурати ҳоли ӯ аён карданд.
Нимрӯзӣ ба коми дамсозон
Ёфт дар хоб чашми ғаммозон.
Чашмҳоро кашид сурмаи ноз,

Ақлу динро дарид пардаи роз.
Кард наълайни дилбарӣ дар пой,
Шуд ба гоми вафо заминфарсой.
Шуд хироманда то бари Маҷнун,
Соя афканд бар сари Маҷнун.
Бонг зад, к-эй зи ишқ бархурдор,
Соя андохт васл сар бардор.
Гуфт Маҷнун киӣ ту боз намой,
Лаби хомӯш ба шарҳи роз кушой.
Гуфт: ман он ки захми он хурдӣ,
Ба таманнош сар фурӯ бурдӣ.
Манам ороми ҷони ту, Лайлӣ,
Қиблаи ҷовидони ту, Лайлӣ.
Гуфт: рав-рав, ки он чунонам ман,
Ки ба ҷуз ишқи ту надонам ман.
Ишқи ту, эй нигори фарзона
Дар дилам кард он чунон хона.
Ки туро ҳам намонд чун ҷой
Хуштарам баъд аз ин ба танҳоӣ.

## Қиссаи ошиқ шудани он духтари тарсо бар он ҷавони мусалмон ва дар муфориқати вай бар бистари марг афтодан ва ҷон додан.

Аз сафи сӯфиён сабуксайре,
Дар саёҳат гузашт бар дайре.
Дид он ҷо яке зи раҳбонон,
Лек дар кисвати мусалмонон.
Гуфт: к-эй кӯҳна пир вайронӣ,
Чист ин кисвати мусалмонӣ.
Гуфт умрест, то мусалмонам
Дида равшан ба нури имонам.

Гуфт: ин давлат аз куҷот расид,
Ки дар ин тирагӣ сифот расид.
Гуфт: Дар дайри мо гирифт мақом
Навҷавоне зи зумраи ислом.
Қоматаш гулбуне зи боғи биҳишт,
Чеҳра равшантар аз чароғи биҳишт.
Лаби нӯшини ӯ масеҳодам,
Бо миёне чу риштаи Марьям.
Оламеро зи меҳри он маҳваш
Дили қандили дайр пур оташ.
Буд покизадухтаре тарсо,
Бар гул аз зулфи анбараш тарсо.
Дошт моле зи ҳадду ад берун,
Бо ҷамоле басе зи мол афзун.
Чашми духтар бар он ҷавон афтод,
З-он назар оташаш ба ҷон афтод,
Хирмани офият ба бодаш рафт,
Ҳар чи ҷуз ёди ӯ зи ёдаш рафт.
На шаб хобу на ба рӯз қарор,
Бо дили решу дидаи хунбор.
Гуфтугӯ бо хаёли ӯ мекард,
Ҷустуҷӯи висоли ӯ мекард.
Ҳилаҳо карду макрҳо ангехт,
Симу зар ҳарчи дошт бар вай рехт.
Симу зар пеши ӯ вуҷуд надошт,
Ҳилаву макр ҳеҷ суд надошт.
Охир аз кори хеш музтар монд,
В-аз фурӯ мондагӣ ба ҷон дармонд
Буд он ҷо мусаввире қодир,
Дар миёни мусаввирон нодир.
Нақши ҳар офарида бе каму кост
Бикашидӣ чунон ки будӣ рост.
Доман аз зару сим моломол,
Бо мусаввир бигуфт сурати ҳол.
Чун мусаввир ҳадиси у бишнид,

Шакли ёраш чунон ки буд кашид
Кард қояш фароз маснади ноз,
Ишқбозӣ ба вай ниҳод оғоз.
Гоҳ пешаш зи шавқ нолидӣ,
Руй бар хоки пош молидӣ.
Гоҳ бар руи ӯ кушодӣ чашм,
Гоҳ бар пои ӯ ниҳодӣ чашм.
Гаҳ ба ӯ даст бар камар кардӣ,
Ки зи лабҳои ӯ шакар х(в)ардӣ.
Лекин он кас,
ки ҳаст ташна ба об,
Кай барад ташнагияш мавҷи сароб.
Рӯзгоре чунин ба сар мебурд,
Ғамаш аз дил ба дил ба дар мебурд.
То ки аз дур чархи ҷонфарсой,
Омад аз ранҷи тан ҷавон аз пой
Моҳаш аз таб кашид ранҷи маҳоқ
Ҷонаш аз тан ғирифт роҳи фироқ
Духтар инро бидид аз ғаму дард,
Шарҳ додан наметавон, ки чи кард.
Омадаш бар дарун озурда,
Захми сад модари писармурда.
Ҳарчи зи оғози марғи оламиён.
Карда бошанд ҷумла мотамиён.
Ҳамаро кард балки афзун низ,
Балки аз ҳадди васф берун низ
Ҷону дил сӯхт з-оташи ғами ӯ,
Симу зар кард сарфи мотами ӯ.
Мотаме дошт, к-ин харобобод,
Онҷунон мотаме надорад ёд.
Охир овард сӯи сурат руй,
Марҳами дарди худ зи суратҷӯй.
Рӯз будӣ санои ӯ гуфтӣ,
Шаб шудӣ сар ба пои ӯ хуфтӣ...

## Қиссаи ошиқ шудани канизаки халифаи Бағдод ба ғуломи вай ва аз истилои ишқи вай худро дар дацла андохтан

Навбаҳорон халифаи Бағдод,
Базми ишрат ба тарфи Дацла ниҳод.
Дошт дар парда шоҳиде навхез,
Дар тараннум зи писта шаккаррез
Чун гирифтӣ чу Зӯҳра дар бар чанг,
Чанги Зӯҳра фитодӣ аз оҳанг.
Бо ғуломи халифа, к-аз хубӣ
Буд меҳри сипеҳри маҳбубӣ.
Дошт чандон таъаллуқи хотир,
Ки набудӣ ба ҳоли худ ҳозир.
Ҳар ду мафтуни якдигар буданд,
Балки мацнуни як дигар буданд
Будашон сад нигоҳбон бар сар
Монеъи васлашон зи якдигар.
Тоқати моҳпарда кай шуд тоқ,
З-оташи иштиёқу доғи фироқ.
Аз паси парда хуш навое сохт,
Чангро бар ҳамон наво бинвохт.
Кард қавле ба ишқбозӣ соз,
Пас бар он қавл бар кашид овоз.
К-охир, эй чархи бевафое чанд
Рӯҳ коҳиву умр сой чанд?
Ҳаргиз аз баҳри ту нагаштам гарм,
Шарм меоядам зи кори ту шарм
Беҳ ки як дам ба хеш пардозӣ,
Чораи кори хештан созӣ.
Буд дар парда дилбари дигар,
Ҳамчу ӯ парда созу ромишгар.

Гуфт ҳар сӯ касон ба гаммозӣ
Чораи худ чигуна месозӣ.
Парда аз реш чок зад, ки чунин
Шуд чу моҳеву моҳ дачланишин.
Ҳамчу маҳ хешро дар об андохт,
Ҳамчу моҳӣ ба ғӯта хорӣ сохт.
Буд истода он ғулом онҷо,
Ҷоне аз ҳаҷр талхком онҷо.
Хештанро чу вай дар об афканд,
Кард соат ба гарданаш пайванд
Даст дар гардани ҳам оварда,
Рух нуҳуфтанд ҳар ду дар парда.
Ҳар ду растанд аз маниву туй,
Даст шустанд аз ғубори дуй.
Ҷомӣ, оини ошиқи ин аст,
Меҳр ин асту мобақӣ кин аст.

## Ҳикояти пири ҳамадонӣ, ки аз писар пурсид, ки ҳаргиз «риши гов» будаӣ ва саволи писар, ки «риши гов» кист ва ҷавоб додани падар, ки он кас аст, ки бомдод аз хона берун ояд, гӯяд, ки имрӯз ганҷе ёбам беранҷ. Писар гуфт: «Эй падар, то ман будам, риши гов будаам».

Бо писар гуфт пире аз Ҳамадон,
Қ-«Эй дар атвори кори худ ҳамадон,
Хешро умре озмудастӣ,
Ҳеҷ гаҳ риши гов будастӣ?»
Гуфт бо вай писар, ки «Эй бобо,
Кӣ бувад риши гов, гӯ бо мо.
Гуфт он кас, ки бомдоди пагоҳ

Мешхад по зи кунҷи хона ба роҳ,
Дар дилаш ин ҳавас, ки беранҷе
Ёбам имрӯз ройгон ганҷе».
Чун ба ин ҷо расонд пир сухан.
Писараш гуфт дар ҷавоб, ки «Ман.
Будаам риши гов, то ҳастам,
Риши говист кор пайвастам,
Нест ҷуз риши говиям коре,
Нест аз риши говиям оре.

## Қиссаи он ҷавон, ки бар духтари ам[1] ошиқ шуд ва дар ишқи вай номи дуздӣ бар худ ниҳод ва номуси ам нигоҳ дошт ва бад-он сабаб ба мақсуд расид.

Навҷавоне нахӯрда ништари ғам,
Шуд гирифтори ишқи духтари ам.
Рӯзу шаб дар сарои ам мебуд,
Дар мақоми ризои ам мебуд.
Дам ба дам рӯи духтараш медид,
Мева аз боғи навбараш мечид.
Буд шабҳо дар он нишемани роз,
Бо шиканҳои зулфи ӯ каҷабоз.
Лек доғаш чу синасӯз афтод,
Қаҷаи ӯ ба рӯи рӯз афтод.
Пеши ам ошкор шуд розаш,
Дошт аз хона омадан бозаш.
Чанд рӯз он ҷавони некӯрӯй.
Ки ба дидори ёр будаш хӯй,
Чун бадал шуд висоли ӯ ба фироқ,

---

1 *Ам* — амак.

Меҳнаташ ҷуфт гашту тоқат тоқ.
Як шаб аз орзуи дидораш
Кард манзил ба бому девораш.
Хост аз меҳри рӯи равшани ӯ,
Ки дарояд чу маҳ ба равзани ӯ.
Ногаҳонаш фиганд лағзиши пой,
Аз лаби бом дар миёни сарой,
Ам зи афтоданаш чу гашт огоҳ,
Дуздвораш гирифту дошт нигоҳ.
Бомдодаш ба шоҳи даврон бурд,
Додхоҳон ба пеши султон бурд.
Шоҳ пурсид аз ӯ, ки «Эй авбош,
Дур аз андешаи маоду маош![1]
Шаб, ки рӯ дар раҳи хато рафтӣ,
Ба сарои касон чаро рафтӣ?»
Дид мискин ҷавон, ки он на накӯст,
Ки ниҳад тӯҳмате ба домани дӯст.
Зад ба сарманзили маломат гом,
Ронд ба хештан ба дуздӣ ном.
Шоҳ баъд аз ҷавоб бишнидан,
Дод фармон ба даст бубридан.
Воқифе аз ҳақиқати он ҳол,
Руқъае кард сӯи шоҳ ирсол.
К-«Эй ба ҳашмат зи хусравон фоиқ[2]
Нест бар ошиқ ин ҷазо лоиқ.
Ошиқ аз сӯзи ишқ Маҷнун аст,
Кори Маҷнун зи шаръ берун аст.
Марди ошиқ на симу зар duздад,
Аз лаби ёри худ шакар дуздад.
Нест ҷуз дуздии писандида,
Омадан сӯи ёр дуздида.
Шаҳ чу мазмуни корро донист,
Ҳоли он дилфигорро донист,

[1] *Маоду маош* — дуньёву охират.
[2] *Фоиқ* — беҳтар; баргузида, тоқ.

Гуфт бо амми вай, ки «Эй сарамард,
Ин ҷавонро макуш ба меҳнату дард,
Бугсил аз аҳди сустпайвандӣ,
Сарфарозиш деҳ ба фарзандӣ,
Расму роҳи ситамгарӣ бугзор,
Ҷавҳари худ ба ҷавҳарӣ биспор».
Гуфт ам, к-«Ӯ на лоиқ аст маро.
На ҳарифи мувофиқ аст маро».
Шоҳ гуфт: «Он, ки нангу номи ту ҷуст,
Даст аз ному нанг аз баҳри ту шуст.
З-ӯ мувофиқтаре куҷо ёбӣ?»
Сар зи пайванди ӯ чаро тобӣ?»
Гуфт: ам, к-«Ӯ фақиру дасттиҳист,
Мардро доғи фақр рӯсияҳист».
Шоҳ асбоби кори мард бисохт,
Ба зару мол ҳардуро бинвохт.
Ақд баст он ҷавону духтарро,
Сохт як иқд ҳарду гавҳарро.

## Қиссаи Уяйна ва Райё

Мӯътамир ном меҳтаре зи араб,
Рафт то равзаи набӣ як шаб...
Ногаҳ омад ба гӯшаш овозе,
Ки ҳамегуфт қиссапардозе:
Қ-«Эй, дил, имшаб туро чи андӯҳ аст?
В-ин чи бори гаронтар аз кӯҳ аст?
Мурғе аз тарфи боғ нола кашид,
Бар ту доғе ба сони лола кашид.
В-андарин тирашаб зи нолаи зор
Сохт аз хоби хуш туро бедор.
Ё на ёре дар ин шаби торик,
Аз бурун дур в-аз дарун наздик.
Бар ту дарҳои имтиҳон бикушуд,

Хобаш аз чашми хунфишон бирабуд.
Баст ҳаҷраш камар ба кина туро,
Санги ғам зад бар обгина туро.
Чӣ шаб аст ин, чу зулфи ёр дароз,
Чашми ман ношуда ба хоб фароз[1],
Қири шаб қайдн пои анҷум шуд,
Меҳрро роҳи омадан гум шуд,
Дар нафиру фиғон забони ҷарас
Танг бар субҳдам маҷоли нафас.
Дасти даврон дарида пардаи кӯс,
Теғи гардун бурида нои хурӯс...
Ин на шаб ҳаст аждаҳои сиёҳ,
Ки кунад бо ҳазор дида нигоҳ.
То ба дам даркашад ғариберо,
Ё занад захм бенасиберо.
Манам акнуну ҷони озурда,
З-ӯ дусад захм бар ҷигар хӯрда.
Захми ӯ ҷо даруни ҷон дорад,
Гар кунам нола, ҷои он дорад.
Қу рафиқе, ки бишнавад розам
В-андарин шаб шавад ҳамовозам?!
Қӯ шафиқе, ки бингарад ҳолам,
К-аз ҷудой чӣ гуна менолам?!
З-оташи ғам чу мӯи печонам,
Мӯи печону мӯри беҷонам.
Ҳаст ночор пеши фарзона,
Мӯйро шона, мӯрро дона.
Агарам шона ҳамчу мӯ ҳавас аст,
Шонаам фарқи шох-шох бас аст.
Дона гар боядам чу мӯр нажанд,
Бошадам ашки дона-дона писанд.
Моҳи гардун бувад гуво, ки чунин
Нола з-он мекунам, ки моҳи замин

---

[1] *Фароз* — пӯшида.

Чеҳра аз ман чу моҳ тофтааст,
Теғи меҳраш дилам шикофтааст.
Ҳаргизам ин гумон набуд ба хеш,
Қ-оядам инчуни балое ба пеш.
Рехт бар сар балои даҳр маро,
Дод ноозмуда заҳр маро.
Ҳар кӣ ноозмуда заҳр х(в)арад,
Чӣ аҷаб, гар раҳи аҷал сипарад.
Чун бад-ин ҷо расонд нолаи хеш,
Кард бо хомӯшӣ ҳаволаи хеш.
Оташи ӯ дар ин тарона фусурд,
Шуд хамӯш ончунон, ки гӯӣ мурд.

## Ҳайрон шудани Мӯътамир дар он, ки зорикунанда кӣ буд ва пӯшаймон шудан, ки чаро дунболи овози ӯ нарафт.

Мӯътамир чун бидид сурати ҳол,
Бар замираш нишаст гарди малол.
Гом зад дар раҳи пушаймонӣ,
Дод рахти хирад ба ҳайронӣ,
К-он ҳама нолиш аз забони кӣ буд
В-он ҳама сӯзиш аз фиғони кӣ буд?
Чист ин нола, кист ноланда,
Боз дар хамӯшӣ сиголанда?[1]
Одамӣ ё на одамист, парист,
К-одамивор карда навҳагарест.
Қош чун хост аз дилаш нола,
Ноларо рафтаме зи дунбола.
То ба ноланда роҳ ёфтаме,

---

[1] *Сиголанда* — андешакунанда.

Пардаи рози ӯ шикофтаме.
Кардаме ғавр[1] дар назорагарӣ,
Даст букшодаме ба чорагарӣ.
Чун бад-ин ҳол як ду лаҳза гузашт,
Ҳоли он дилрамида боз бигашт.
Низ бардошт ҳамчу чанг овоз,
Ғазале ҷонгудоз кард оғоз.
Ғазале синасӯзу дардомез,
Ғазале сабркоҳу шавқангез.
Байт-байташ мақоми сӯзу ниёз,
Дари ҳар мисрааш зи айш фароз[2].
Аввалаш нури ишқро матлаъ
В-охираш рӯзи васлро мақтаъ.
Дар қавофеш шарҳи синаи танг,
Баҳри ӯ раҳнамо ба коми наҳанг.
Гаҳ дар ӯ зикри ёру манзили ӯ,
Васфи ширинии шамоили ӯ.
Гаҳ дар ӯ аҷзу хории ошиқ,
Қиссаи хоксории ошиқ.
Гаҳ дар ӯ меҳнати дарозии шаб,
Умркоҳиву ҷонгудозии шаб,
Гаҳ дар ӯ достони рӯзи фироқ.
Ҳирқати доғи шавқу сӯзи фироқ.

## Рафтани Муътамир дунболи овози ноланда бори дуввум ва ёфтани Уяйна

Он бузурги араб чу он бишнид,
Ҷониби ӯ шудан ғанимат дид.

---

[1] *Ғавр* — қаър, чуқурӣ.
[2] *Фароз* — кушода.

То шавад воқиф аз ҳақиқати роз,
Рафт оҳиста аз паи овоз.
Дид мавзун ҷавоне афтода,
Руи зебо ба хок бинҳода.
Қад зи нахли Мадина ширинтар,
Турра аз атри Макка мушкинтар.
Лаъли ӯ ғайрати ақиқи Яман,
Шаккари Мисрро ривоҷшикан.
Ҷабҳа рахшанда дар миёни залом,[1]
Ҳамчу пурнур обгинаи Шом.
Сунбули тар дамида аз суманаш,
Сабзаи анбарин зи ёсуманаш.
Гирди лабҳои хатти зангорӣ,
Тӯтие ғарқа дар шакархорӣ.
Ба рухаш он ду чашми ашкфишон
Монда аз рашҳаи ҷигар ду нишон.
Он ду хат, к-аз рухаш ҳувайдо буд,
Гӯиё ҷадвале мусанно буд,
Ки кашида аз шафақ дабири сипеҳр,
Рақам онро ба лавҳи сафҳаи меҳр.
Дод бар вай салому ёфт ҷавоб,
Кард бар вай зи рӯи лутф хитоб:
Ки бад-ин рух, ки қиблаи талаб аст,
Ба кадомин қабилаат насаб аст?
Ба забони қабила номи ту чист?
Орзӯят кадому коми ту чист?
Дилат ин гуна беқарор чарост?
Ҳамдамат нолаҳои зор чарост?
Чист чандин ғазалсароии ту
В-аз мижа хуни дилкушоии ту?
Гуфт аз ансор дорам аслу нажод,
Падарам номи ман Уяйна ниҳод.

---

1 *Залом* — торикӣ, зулмат.



Дид козур шикорие бе фаҳ,
Гуфт: «Баҳ, баҳ, ки нек шуд матбаҳ,

З-он чӣ аз ман шунидиву дидӣ,
Муҷиби он зи ман бипурсидӣ,
Биншин дер, то бигӯям боз,
З-он ки афсонаест дуру дароз.

## Боз намудани Уяйна сурати ҳоли худро пеши Мӯътамир

Дидам аз дур як гурӯҳ занон,
Сӯи он ҷилвагоҳ гомзанон.
На занон, бал зи оҳувон рамае,
Ҳар якеро зи ноз замзамае.
Дар гуҳар ғарқ гӯшу гарданашон,
Хоки раҳ мушкбӯ зи доманашон...
Буд як тан аз он миён мумтоз,
Пой то сар ҳама карашмаву ноз.
Ӯ чу моҳ буду дигарон анҷум,
Ӯ парӣ буду дигарон мардум.
Коми ҷон хандаи шакаррезаш,
Доми дил гесӯи диловезаш.
Гунча пурнӯш гулбуне зи ирам,
Нофа дар ноф оҳуе зи ҳарам.
Пой аз он ҷамъ бар канора ниҳод,
Бар сарам истода лаб бикушод:
К-эй Уяйна дили ту мехоҳад,
Васли он, к-аз ғами ту мекоҳад?
Ҳеҷ дорӣ сари гирифторе,
К-аз ғамат бар дилаш бувад боре?
Бо ман ин нуқта гуфту зуд бирафт.
Дар ман оташ заду чу дуд бирафт.
На нишоне зи номи ӯ дорам,
На вуқуф аз мақоми ӯ дорам.
Як замон ҳеҷ ҷо карорам нест,
Майли хотир ба ҳеҷ корам нест.

На зи сар худ хабар маро, на зи пой,
Меравам кӯ ба кӯю ҷой ба ҷой.
Ин сухан гуфту зад яке фарьёд,
Як замоне ба рӯи хок афтод.
Баъди дере ба хеш боз омад,
Рух ба хун тар,
таронасоз омад.
Шуд хурӯшон ба дилхарош овоз,
Ғазале синасӯз кард оғоз.

## Ғазал гуфтани Уяйна дар ҳасби ҳоли худ

Қ-эй зи ман дур рафта сад манзил,
Карда манзил чу ҷонам андар дил.
Гарчи роҳи фироқ месипарӣ,
Сӯи хуниндилон намегузарӣ.
Монда дур аз дари ту обу гилам,
Бар рухи туст ҷисму ҷони дилам.
Меҳри ту карда дар дилам маскан.
Дили ман бар дарат гирифта ватан.
Хоҳишам бин, мабош нохоҳам,
Қ-аз ду олам ҳамин туро хоҳам.
Бе ту бар ман балои ҷон бошад,
Гарчи фирдавси ҷовидон бошад.
Чун бузурги араб бидид он ҳол,
Ба маломат кашид теғи мақол.
Қ-эй писар з-ин роҳи хато боз ой,
Ҷой гум кардаӣ,
ба ҷо боз ой,
Тавба кун аз гуноҳгории хеш,
Шарм дор аз на шармдории хеш.
Ҳавли рӯзи шумор дар пеш аст,

Вой, он к-ӯ на охирандеш аст...
На муборак бувад ҳавас бар мард,
Мардне кун аз ин ҳавас баргард.
Гуфт, к-эй бехабар зи мотами ишқ
Ғофил аз ҷонгудозии ғами ишқ
Ишқ ҳар ҷо, ки бех маҳкам кард
Шоҳ аз андӯҳу мева аз ғам кард.
На маломат нашоядаш кардан,
На насиҳат зи пояш афгандан.
Мушк монад зи бӯю лаъл аз ранг,
Фалак аз ҷунбишу замин зи диранг,
Лек хошо, ки ёри дилгусилам
Рахт барбандад аз ҳарими дилам.
Ҳарфи меҳраш, ки дар дили танг аст,
Ҳамчу нақши нишаста дар санг аст.
Омад аз ишқ шиша бар сангам,
На маломат мазан ба сар сангам.

## Азимат кардани Мӯътамир ва Уяйна ба ҷониби масҷиди Аҳзоб[1] дар талаби Райё

Хусрави субҳ чун алам бар зад,
Лашкари шомро ба ҳам барзад.
Ҳар ду карданд аз он ҳарам ба шитоб,
Чораҷӯ рӯ ба масҷиди Аҳзоб.
То ба пешин қадам бияфшурданд,
Дар талаб рӯзро ба сар бурданд.
Ногаҳ аз раҳ насими ёр расид,
Он гурӯҳи зан омаданд падид.
Лек мақсуди кор ҳамраҳ не,
Хели анҷум расиду он маҳ не.

[1] *Масҷиди Аҳзоб* — масҷиди ҷомеъ.

Бо Уяйна сухангузор шуданд,
Қиссапардози он нигор шуданд.
Ки бурун бурд рахт аз ин манзил,
Ронд то манзили дигар маҳмил.
Рӯи хуршеди қурб ғайм[1] гирифт,
Роҳи ҳайи Бани-Сулайм гирифт.
Қиблаи он қибла шуд рӯяш,
Токи меҳробашон ду абрӯяш.
Ҳамчу лола ба сина доғи ту бурд,
Шӯълазан лолае зи боғи ту бурд.
Гарчи бори раҳил аз ин ҷо баст,
Толиби васли туст,
ҳар ҷо ҳаст.
Чун суман тозаву чу гул бӯест,
Номи ӯ аз муаттарӣ Райест.
Номи Райё чу омадаш дар гӯш,
Аз сараш ақл рафту аз дил ҳуш.
Парда аз чеҳраи ҳаё бардошт.
Шарм бугзошт в-ин наво бардошт,
К-эй дарего,
ки ёр маҳмил баст,
Бори дил пушти сабрро бишкаст.
Омадам бар умеди дидораш,
Тофт аз ман замона рухсораш.
Аз сарӣ қадрам арчи боло нест,
Ҷои Райё ба ҷуз Сурайё нест.
Ҳаст рӯ дар сарӣ Сурайёро,
Пушт бар ман чарост Райёро?
То ба кай аз ду дида хун резам,
Хуни дил аз дарун бурун резам?
Дар дилам хун намонду
дар чашм об,

---

[1] *Ғайм* — абр.

Ҳама асбоби гирья шуд ноёб.
Кист аз дӯстону ғамхорон,
Дар тариқи вафо ҳаводорон,
Ки маро дар фироқи он дилдор
Дидаи орият диҳад хунбор,
То зи дарду фироқи ӯ гирьям,
З-оташи иштиёқи ӯ гирьям?

## Бархостани Мӯътамир ба чорасозии Уйяна ва вайро ба маҷлиси ансор бурдан ва ҳамроҳи эшон аз барои хостгории Райё пеши падари вай рафтан.

Мӯътамир гуфт бо вай аз дили пок,
К-«Эй Уяйна,
мабош андӯҳнок,
Қ-он чӣ дорам зи мулку мол ба каф,
Гарчи асбоби ҳашмат асту шараф,
Ҳама сарфи ту мекунам имрӯз,
То шавӣ бар муроди худ фирӯз».
Дасти ӯро гирифт мушфиқвор,
Бурд яксар ба маҷлиси ансор.
Гуфт, баъд аз салом бо эшон,
Қ-эй ба мулки сафо вафокешон,
Ин ҷавон кист дар миёни шумо,
Чист дар ҳаққи ӯ гумони шумо?
Ҳама гуфтанд
бо ҷамоли насаб,
Ҳаст шамъе зи дудмони араб.
Гуфт, к-ӯро балое афтодаст,
Дар каманди ҳавое афтодаст.

Чашм медорам аз шумо ёрӣ.
В-аз сари марҳамат мададгорӣ
Баҳри матлубаш ихтиёри сафар
Бар диёри Банӣ-Сулайм гузар.
Ҳама «самъан ва тоатан»[1] гӯён,
Мӯътамирро ба ҷон ризоҷӯён,
Бар наҷиб уштурон савор шуданд,
Мутаваҷҷеҳ бад-он диёр шуданд.
Мебуриданд кӯҳу саҳроро,
Пурс-пурсон диёри Райёро.
То ба манзилгаҳаш пай оварданд,
Падарашро аз он хабар карданд.
Қардашон шоду хуррам истиқбол,
Бо касон гуфт то ба истеъҷол[2],
Фаршҳои нафис афганданд,
Натъҳои аҷаб пароканданд.
Ҳар касеро ба ҷои вай биншонд
В-аз сано гавҳараш ба фарқ фишонд.
Он чӣ ҳозир зи галла буду рама,
Кушту пухту кашид пеши ҳама.
Мӯътамир гуфт,
к-эй ҷамоли араб,
Ҳама кори ту дар камоли адаб,
Нахӯрад кас зи суфраву хонат
То зи баҳри наволи[3] эҳсонат,
Ҳоҷати ҷумларо раво накунӣ,
Орзуи ҳама ато накунӣ.
Гуфт, к-эй сӯи сидқ рӯи шумо,
Чист аз банда орзуи шумо?
Гуфт: «Ҳаст он, ки гавҳари садафат,

---

[1] Тарҷума: мешунавем ва фармон мебарем.
[2] *Истеъҷол* — шитоб.
[3] *Навол* — бахшиш.

Ахтари бурҷи иззату шарафат,
Бо Уяйна, ки фахри ансор аст,
Неккирдору ростгуфтор аст,
Гавҳари силк иттисол шавад,
Роздори шаби висол шавад».
Гуфт: «Тадбири кору бор ӯрост,
В-андарин кор ихтиёр ӯрост.
Бо вай инро бигӯям аз оғоз,
Он чӣ гӯяд,
ба маҷлис орам боз».

## Машварат кардани падари Райё бо Райё дар хостгорӣ кардани вай аз барои Уяйна

Ин сухан гуфту аз замин бархост,
Ғазабомезу хашмгин бархост.
Чун даромад ба хона, «Райё», гуфт,
Қ-аз чӣ рӯ хотират чунин ошуфт?
Гуфт: «Аз он рӯ, ки ҷамъе аз ансор,
Ба ҳавоят кашидаанд қатор
Ҳама як дил ба дӯстдории ту,
Якзабон баҳри хостгории ту».
Гуфт: «Ансориён каримонанд,
Дар ҳарими карам муқимонанд...
Аз барои чӣ дӯстдори мананд
В-аз ҳавои кӣ хостгори мананд?»
Гуфт: «Баҳри ягонае зи кибром,
Олӣ андар насаб Уяйна ном».
Гуфт: «Ман ҳам шунидаам хабараш,
Нисбате нест бо касе дигараш.
Чун кунад ваъда дар вафо кӯшад

В-аз ҷафои замона нахрӯшад.
Ҳар чӣ ояд ба дасти ӯ,
бидиҳад,
Чашм бар дасти дигарон наниҳад»
Падараш гуфт: «Меҳурам савганд
Ба худое,
ки набвадаш монанд,
Ки туро ҳеҷ гоҳ бар вай надиҳам,
Нақди васлат ба доманаш наниҳам,
Воқифам аз фасонаи туву ӯ,
В-он чӣ буда миёнаи туву ӯ».
Гуфт бо вай: «Маро чӣ бозор аст,
Ки аз он хотири ту дар бор аст?
На хаёле зи рӯи ман дидаст,
На гиёҳе зи боғи ман чидаст,
Лек чун сабқ[1] ёфт савгандат,
Ба иҷобат[2] намекунам бандат.
Қавми ансор покдинонанд,
Дар замону замин аминонанд.
Бар мақолоташон магардон пушт,
Радди эшон макун ба қавли дурушт.
Макун аз манъ комашон пурзаҳр.
Гар намебоядат,
гарон кун маҳр
Нархи коло зи ҳар ду даргузарад,
Рағбат аз ҷони муштарӣ бубарад».
Гуфт: «Аҳсант, хуб гуфтӣ, хуб,
Кам фитад нукта инчунин марғуб».
Он гаҳ омад буруну бо эшон
Гуфт «к-эй зумраи вафокешон,
Кард Райё қабули ин пайванд,
Лек ӯ гавҳарест бемонанд,

1 *Сабқ ёфтан* — зикр ёфтан (шудан).
2 *Иҷобат* — ҷавоб додан.

Мехри ӯ ҳам ба қадри ӯ бояд,
То сари ӯ ба он фурӯ ояд.
Бошад ӯ гавҳаре ҷаҳонафрӯз,
Кист қоим ба қиматаш имрӯз?»

## Қабул кардани Мӯътамир он чӣ падари Райё хост ва ақд бастани эшон ба якдигар.

Муътамир гуфт: «Он манам, инак,
Ҳар чӣ хоҳӣ, замон[1] манам, инак»,
Хост чандон зари тамомьиёр,
Ки масоқили[2] он расад ба ҳазор.
Баъд аз он низ даҳ ҳазор дирам,
Сими холис на беш аз ону на кам.
Ҷомагӣ сад зи бурдҳои Яман,
Сади дигар аз он фузун ба саман[3].
Нофаҳо мушку таблҳо анбар,
Иқдҳои мурассаъ аз гавҳар.
Мӯътамир гуфт бо се-чор нафар,
Зуд карданд бар Мадина гузар,
Ҳар чӣ ҷустанд,
ҳозир оварданд,
Маҷлиси ақд мунъақид[4] карданд.
Ақд бастанд он ду мафтунро,
Шод карданд он ду маҳзунро.
Ду асири каманди якдигар,

---

[1] *Замон* — зоминӣ.
[2] *Масоқил* — ҷамъи мисқол—воҳиди вазн.
[3] *Саман* — баҳо, нарх.
[4] *Мунъақид* — ҳамақида, мувофики паймон.

Чашми бадро сипанди якдигар.
Рух ба рух шодмон шуданд аз ҳам,
Лаб ба лаб комрон шуданд
аз ҳам,
Ин шуд онро ба бӯса марҳами доғ,
Он шуд инро ба ханда ғунчаи боғ.
Танг бо ҳам чу ғунча шаб хуфтанд,
Ҳамчу гул субҳгоҳ бишкуфтанд.
Тофта рӯи шуғл
аз ҳама кор,
Шуғлашон бӯса буду кор канор.
То ба чил рӯз корашон ин буд,
Ҳосили рӯзгорашон ин буд.

## Фиристодани падар Райёро баъд аз чиҳил рӯз ҳамроҳи Уяйна ба Мадина ва пеш гирифтани ҳаромиён ва ҳалок шудан бар дасти эшон

Баъди чиҳил рӯз,
к-аз нишоту сурур
Ҳол бугзашташон бад-ин дастур,
Дод иҷозат падар,
ки Райёро,
Моҳи шаҳру ғизоли саҳроро,
Ба арӯсӣ сӯи Мадина баранд
В-аз ғарибӣ раҳи ватан сипаранд.
Баҳри вай хуш иморие пардохт,
Барги гулро зи ғунча маҳмил сохт.
Сӣ шутур аз нафоиси аҷнос,
Ҷумла нодир ба чашми ҷинс шинос.

Бо дусад иззу ҳашмату ҷоҳаш,
Кард сӯи Мадина ҳамроҳаш.
Ҳарду бо ҳам Уяйнаву Райё
Шоду хуррам шуданд раҳпаймо.
Муътамир бо ҷамоати ансор,
Низ бар кори хеш шукргузор,
Ки ду ошиқ ба ҳам расониданд,
Дилу ҷоншон зи ғам раҳониданд.
Ҳама ғофил аз он, ки охири кор
Бар чӣ хоҳад гирифт кор қарор?
Монд чун то Мадина як фарсанг,
Ҷамъ аз раҳзанони бефарҳанг,
Бар миён теғу дар бағал найза
В-аз камар карда ханҷар овеза.
Ҳама хунинлибосу дуздшиор,
Ҳама теғозмою найзагузор...
Айши ширинашон зи дуғи туруш,
Фориғон аз фуруғи донишу ҳуш.
Ҳамчу гургони туъманохурда,
Бар бузу меш ҳамла оварда.
Ғофил аз гӯшаи камин карданд,
Рӯ дар он қавми покдин карданд.
Чун Уяйна ҳуҷуми эшон дид,
Ғайрати ошиқи дар ӯ печид.
Шуд чу шерон дар ин масоф далер,
Гоҳ бо найза,
гоҳ бо шамшер
Чанд танро ба сина чок афганд,
Чун сагоншон ба хуну хок афганд.
Охир аз захми теғи соиқабор.[1]
Дод он қавмро чу дев фирор,
Лек номуқбиле зи киндорӣ

---

[1] *Соиқабор* — барқбор, оташбор.

Зарбате зад ба синааш корӣ.
Қафасосо ба тан фитодаш чок,
Мурғи ӯ кард рӯ ба олами пок.
Дӯстон дар хурӯшу гирья чу меғ,
Ки бирафт аз ҷаҳон Уяйна, дареғ!
Гӯши Райё чу он хурӯш шунид,
Мӯканон бар сари Уяйна давид.
Дид нақши замин нигореро,
Ғарқи худ нозанин шикореро.
Гашта аз чашмасори синаи танг
Хилъати сарваш арғувониранг.
Дасти симин хизоб аз он хун кард,
Чеҳра гулгуна, ҷома гулгун кард.
Чеҳра бар хуну хок мемолид,
В-аз дили дарднок менолид,
К-эй Уяйна,
туро чӣ ҳол афтод,
К-офтоби туро завол афтод?
Серам аз умри белиқои ту ман,
Қошкӣ будаме ба ҷои ту ман!
Ақл бар ишқи ман занад ханда,
Ки бимирӣ ту зору ман зинда.
Ин бигуфту зи ҷон баровард оҳ,
Рафт бо оҳ ҷони ӯ ҳамроҳ.
Зиндагӣ бе вай аз вафо нашмурд,
Рӯй бар рӯи ӯ ниҳоду бимурд...
Дӯстон аз раҳи вафодорӣ,
Баргирифтанд навҳаву зорӣ.
Лекин аз навҳа дар кашокаши дард,
Ҳар чӣ карданд,
ҳеҷ суд накард.
Чун кунад тӯтӣ аз қафас парвоз,
Ба хурӯшу фиғон наёяд боз.
Оқибат лаб зи навҳа дарбастанд,
Баҳри таҷҳизашон камар бастанд.

Дида аз ғам пуробу сина кабоб,
Пок шустандашон ба мушку гулоб.
Аз ҳариру катон кафан карданд,
Дар яке қабрашон ватан карданд.

## Расидани Мӯътамир баъд аз чанд гоҳ ба сари қабри эшон ва бар он ҷо дарахте дидан пури хатҳои зард ва сурх.

Баъди шаш сол Мӯътамир ё ҳафт
Бар сари равзаи набӣ мерафт.
Роҳ амдан[1] бар он диёр афганд,
Бар сари қабрашон гузор афганд.
Дид бар хоки он ду андӯҳманд
Сар кашида яке дарахти баланд.
Чун ба ибрат нигоҳ карда дар он
Дид хатҳои сурху зард бар он.
Буд зардӣ зи рӯяшон асаре,
Сурхӣ аз чашми хунфишон хабаре.
Бо касе гуфт аз он замин ба шигуфт,
Чӣ дарахт аст ин? — Ба ҳайрат гуфт,
Ки дарахтест ин сириштаи ишқ,
Руста аз турбати ду куштаи ишқ,
Балки бар хоки он ду тан аламест,
Бар вай аз шарҳи ҳолашон рақамест.
З-аҳли дил ҳар кӣ он рақам хонад,
Ҳоли он куштагони ғам донад...

---

[1] *Амдан* — қасдан, дидаю дониста.

## Қиссаи Тӯҳфаи Муғанния

Тоҷире мегузашт дар Бағдод
Раҳгузораш ба хони барда фитод.
З-он тараф бонге омадаш дар гуш,
Ки ҳамегуфт марди бардафурӯш,
Ку ҳарифе мақобири[1] чолок,
Қ-он чи дорад ба каф бибозад пок.
Киса аз симу зар бипардозад
Хонаву хонагӣ барандозад.
Бихарад шоҳиде чу моҳи тамом,
Туҳфае аз биҳишт Туҳфа ба ном.
Руи ӯ аксе аз чароғи ҳарам,
Қади ӯ гулбуне зи боғи Ирам.
Зулфи ӯ доми роҳи раҳталабон,
Лаъли ӯ коми ҷони хушклабон
Чашми ӯ чашмахези фитнаву ноз,
Холи ӯ тухми шавқи аҳли ниёз.
Чун хиромад барад ба лутфи хиром,
Аз муқимони сатри ғайб ором
Чун нишинад зи по ба ҳусни виқор
Боз дорад сипеҳрро зи мадор.
Гар барорад ба мутрибӣ овоз,
Ҷони рафта ба мурда орад боз.
Тоири руҳро ба нағмаи чанг
Ба риёзи бақо диҳад оҳанг.
Тоҷир авсофи он парӣ чу шунид,
Дар дилаш орзуи ӯ ҷунбид.
Ҷилваи он маҳаш зи равзани гӯш,
Ғорати ақл гашту офати ҳуш.
Эй басо кас, ки рӯи дӯст надид,
В-аз хабар гӯшмоли ишқ кашид.

---

[1] *Мақобир* — ҷамъи мақбара.

Ин сифатҳову ҳолҳои шариф,
Ки дар онҳо кутуб шуда тасниф.
Ҳама аз баҳри ишқбозии туст,
Ки шавӣ дар тариқи ишқ дуруст...

## Харидани тоҷир Тӯҳфаро ва ба хона бурдан ва ҷазба расидан мар вайро

Тоҷир алқисса шуд азоимхон,
Баҳри тасхири он парӣ суи хон.
Дида чун аз рухаш мунаввар ёфт,
Дидаро аз шунида беҳтар ёфт.
Дид моҳе аҷаб рабоянда,
Бартар аз мидҳати ситоянда.
Сад харидор пешаш истода,
Байъи ӯ дар мазод афтода.
Тоҷир аз ҷумла пой пеш ниҳод,
Қард бар ҳар чи ҳар ки гуфт мазод.
То даровард оқибат ба шумор,
Аз дирам дар баҳош бист ҳазор.
Фитнаи оламе хариду бурд,
Хони вайронгарӣ ба хона супурд.
Рӯзгоре ҳарифи ӯ мебуд,
Ба ғинову навову руду суруд.
Лек медид аз ӯ рабудагӣ,
В-андар он ҳар дамаш фузудагӣ.
То яке рӯз баргирифт оҳанг
Ба навои лабу навозиши чанг.
Гуфт: к-эй ғамхори ғамхорон,
Марҳами синаи дилафгорон.
Ҳамдами нолаи саҳархезон,
Роздори зи дида хунрезон.

Дастгири фитодагон аз пой,
Раҳ бачоори рафтагон аз чой,
Чой дар пардаи дилам кардӣ,
Пардаи халқ манзилам кардӣ.
Ишқи ту шуъла зад ба хирмани ман,
Бикаш аз дасти халқ домани ман.
Нест чуз бандагият зиндагиям,
Банди ҳар кас макун ба бандагиям
Ба чамолу камоли ту савганд,
Ки маро то ғамат ба дом афганд.
Ғами дигар наёфт раҳ ба дилам,
Тухми дигар наруст з-обу гилам.
Он чунон пур шуд аз туам рагу пай,
Ки шавад пур сабую хум аз май.
Ту каси бекасону мани бекас,
Бекасеро ба ғаври кор бирас.
Аз кафи ину он халосам кун,
Ба карамҳои хеш хосам кун.
Ин бигуфту фитод дар гирья,
Хун зи мижгон кушод дар гирья.
Гашт аз чанги худ канор гузин,
Баргирифт аз канору зад ба замин
Он чи будӣ чу орзу пайваст,
Дар канораш чу орзу бишкаст.
Точиру ҳар ки буд бо точир,
Андар он базми дилкушо ҳозир.
Ҳама гуфтанд, к-аш зи зебоӣ
Дар сар афтодааст савдоӣ.
Ишқи моҳе чунин раҳаш задааст,
Захм бар чони огаҳаш задааст.
Лек ҳар чанд гуфтугӯ карданд,
Аз чапу рост чустучӯ карданд.
Ҳеч равшан нашуд, ки он маҳ кист,
В-он ки бар вай зад аз бутон раҳ кист.
Қурби як сол он чунон мебуд,

Ҳамдами гирьяву фиғон мебуд.
На ба шаб хобу не ба рӯз қарор,
На зи лаб ханда, на аз забон гуфтор.
Аз таому шароб баст даҳон,
Тоҷир аз ҳоли ӯ расид ба ҷон.
Дар басе кор озмунаш кард,
Оқибат ҷазм бар ҷунунаш кард.
Бурдаш аз қасри нигористон,
Ҳамчу девонагон ба мористон.
Дил ба ноком бар ҷафош ниҳод,
Банди оҳан ба дасту пош ниҳод.
Ӯ ҳам он ҷо зи дида хун меронд,
Байтҳо ҳасби ҳоли худ мехонд.
Ашкрезон таронае мегуфт,
Ғазали ошиқонае мегуфт.

## Расидани Шайхи бузургвор ба сарвақти Тӯҳфа ва огоҳӣ ёфтан аз ҳоли вай.

Ҳам дар он вақтҳо саре сақате[1],
Он сареи тариқи ҳақ, набате
Як шабе вақти хеш боз наёфт,
Лаззати саҷдаи ниез наёфт
Қабзе омад падидаш андар дил,
Бар вай идроки сирри он мушкил.
Бомдодон қадам ба сайр ниҳод,
Рӯй дар буқъаҳои хайр ниҳод.
Ба мазороти аҳли дил бигзашт.
Уқдаи қабзи ӯ кушода нагашт.
Гуфт аз ин дарди дил беморам,
Сӯи беморхона рӯ орам.

---

[1] *Сақат* — беҳуда, бефоида.

Меҳнати аҳли ибтило[1] бинам,
Бу ки ин дардро даво бинам.
Чун ба беморхона рӯй ниҳод,
Гиреҳ аз кори бастааш бикушод.
Назаре ҳар тараф ҳамеафканд,
Дид зебоканизе дар банд.
Ки сиришке чу жола меборад,
Ба гули зард лола мекорад.
Даст бар дил тарона мегӯяд,
Ғазали ошиқона мегӯяд.
Шайхи покизасар чу дид он ҳол,
Аз муқимони буқъа карда суол,
Қ-ин парирӯ чарост дар занҷир,
Бар гирифта чунин фиғону нафир.
Ҷумла гуфтанд, к-аз фалон хона
Тӯҳфааст, ин ки гашт девона.
Банд кардандаш аз паи ислоҳ.
Бошад ояд мизоҷи ӯ ба салоҳ.
Тӯҳфа он гуфтугӯйро чу шунид.
Аз ҷигар оҳи дарднок кашид.
Ашки хунин зи дида афшонон
Бонг бардошт, к-эй мусулмонон.
Ман на маҷнун, ки нек ҳушьёрам
Ояд аз таънаи ҷунун орам.
Масти онам, ки бода маст аз ӯст,
Наъраи ринд майпараст аз ӯст.
Сӯзи ишқаш задааст бар ман роҳ,
Аз ҳама ғофилам в-аз ӯ огоҳ.
Оқилам пеши ёру фарзона,
Пеши арбоби ҷаҳл девона.
Ақлу фаҳми шумо забуни ман аст,
Қамтарин бандаи ҷунуни ман аст.
Монда дар қайди ин ҷунун бошам

---

[1] *Ибтило* — мубталой, гирифторӣ ба бало.

Беҳ, ки донову зуфунун бошам.
Шайх чун гуфтугӯи Тӯҳфа шунид,
Хотираш рахт сӯи Тӯҳфа кашид
Сӯхт аз гуфтаи диловезаш,
Қард аз ашки худ гуҳаррезаш.
Тӯҳфа чун з-оташи ниҳонии ӯ
Дид аз дида ашкронии ӯ,
Гуфт: ин гирьяест бар сифаташ,
В-эй ту чун расӣ ба маърифаташ.
Баъд аз он соате зи хеш бирафт,
Пардаи ҳасти-ш зи хеш бирафт.
Чун аз он биҳиштӣ ба ҳуш омад,
Боз дар наъраву хурӯш омад.
Шайх гуфт: Эй канизаки поксияр,
Чист гуфт: эй сире бигӯй, хабар.
Шайх гуфт: эй ба давлат арзонӣ
Лақабу номи ман чӣ медонӣ?
Гуфт: Дӯстро шинохтаам,
Бо ғамаш нарди ишқ бохтаам.
Бар дили ман зи розҳои ҷаҳон
Ҳеҷ розе намондааст ниҳон.
Шайх гуфт: Эй зи ишқ дар табу тоб,
Қист маъшуқи ту, бигӯй ҷавоб..
Гуфт: маъшуқам он ки ҷонам дод,
Дар ситоишгарӣ забонам дод...
Бори дигар ба хеш боз омад,
Дар суханҳои дилнавоз омад.
Шайх фармуд, к-аш раҳо карданд
Бандаш аз дасту по ҷудо карданд.
Гуфт: аз ин пас наи ба банди гарав
Ҳар куҷо хотири ту хоҳад рав.
Тӯҳфа гуфт: Эй ба илму дониш пеш,
Аз ҳама чун равам ба хотири хеш.
Қ-он ки аз ишқ синарешам кард.
Бандаи бандагони хешам кард.

Шайх хандид, к-эй гиромиёр,
Ту зи ман нуктадонтарӣ бисьёр
Равшанам гашт аз ин сухан акнун,
Ки ту ҳушьёру ман маҷнун.

## Ба ҳам расидани Шайх... ва харидорӣ кардани Шайх Тӯҳфаро аз вай

Тӯҳфаву шайх дар сухан буданд,
Розгӯй наву кӯҳан буданд.
Тоҷири дину дил аз даст шуда,
Дар лагаткӯби ғусса паст шуда.
Ногаҳоне зи дар дарун омад,
Сӯи он бандаи забун омад.
Шайхро чун бидид хуррам шуд,
Дилаш аз кори Тӯҳфа беғам шуд.
Гуфт шояд ба юмни ҳиммати ӯ,
Саҳл гардад балову меҳнати ӯ.
Баъди таслими чеҳраи намнок,
Баҳри таъзими шайх суд ба хок.
Шайх гуфто, к-ин ҳади ман нест,
Қ-ин канизак зи ман ба ин авлист.
Пас аз он шайҳ рӯ ба тоҷир кард,
Рағбати байъи Тӯҳфа зоҳир кард.
Қард тоҷир фиғон, ки вовайлоҳ,
Ки шуд аҳволи ман зи фақр табоҳ
Нест дар дастат он кушод, эй шайх,
Ки тавонӣ баҳош дод, эй шайх.
Аз дирам шуд баҳош бист ҳазор.
Қай бараяд зи дастат ин миқдор.
Ҳама молам зи даст шуд берун,

Дар баҳои канизаку акнун.
На канизак ба даст, не молам,
Маҳраме к-ӯ ки пеши ӯ нолам...
Шайх бо хоҷа ба имдоди пагоҳ,
Рӯ ниҳоданд сӯи Тӯҳфа ба роҳ,
Чун расиданд аз қазо тоҷир,
Низ шуд ба таваққуфе ҳозир.
Арза карданд бадраҳо бар вай,
Гуфт ман кай фурӯшам ӯро кай.
Қимати Тӯҳфа хаст аз он фузун
Қ-аш бадиҳо кунам зи дил берун.
Мефизуданд дар баҳо зи карам,
То расид он ба ҷил ҳазор дирам.
Гуфт тоҷир зи дида резон об,

. . . . . . . . .

Ғайри ӯ харҷи дорам аз зару сим,
Ба фақирон ҳамекунам таслим
Хоҷа чун гӯш кард он суханон,
Даст бар рӯ ниҳод гирьякунон.
Гуфт: гӯё ки холиқи маъбуд
Нест аз кору бори ман хушнуд,
Ки маро сохт з-ин шараф навмед.
Сӯхт ҷонам ба ҳасрати ҷовид.
Ба кафи ман зи мулку мол акнун
Ҳар чи ҳаст омадам аз он берун...
Тӯҳфа аз банди бандагӣ чу рамид,
Аз сару ҳар он чи дошт кашид.
Ҷои атлас палос сохт либос,
Мӯи мушкин нуҳуфт дар карбос.
По ниҳод аз ҳарими буқъа бурун,
Чун парӣ шуд ба сатри ғайб дарун,

Шайх бо он ду тан зи дунболаш
Мутаҳайир зи сурати ҳолаш
Пурс пурсон чу омаданд ба дар,
На хабар ёфтанд аз ӯ на асар...

## Мушкил шудани мусоҳабати зоғу кабӯтар бар он ҳаким ва ҳал гаштани он

Зад ҳакиме ба тавфи боғ қадам,
Дид зоғу кабутаре бо ҳам.
Ҳар ду фориғ нишаста бар як шох
Дар забоноварӣ ба ҳам густох.
Монда ҳайрон ба фаҳм хӯрда шинос;
Қ-ин на бар вафқи ҳикмат асту қиёс
Суҳбати ҷинс ҷуз ба ҷинс гардид,
Улфати бе муносибат кӣ шунид
Ногаҳ аз шох омаданд фурӯ
Ба таманнои об бар лаби ҷу.
Бар сари хок дар шитоб шуданд,
Ланг лангон ба сӯи об шуданд.
Дид аз он ҷо ки тез фарҳангест,
Ки миён-шон муносибати лангист
Лангии по расонд бо ҳамашон,
Дар таку пӯй сохт ҳамдамашон.
Гар туро завқи он шавад Ҷомӣ,
Ки раҳӣ ҳамчу мева аз хомӣ.
Шеваи норасидагон бигузор,
Расму роҳи расидагон бардор.
То зи хомии хеш ҳеч касӣ,
Ба мақоми расидагӣ бирасӣ.

## Эътизор[1] кардан аз ихтисори ин дафтар аз «Силсилат-уз-заҳаб» бар ҳамин миқдор

Буд дар дил чунон ки ин дафтар
Набвад аз нисфи аввалин камтар,
Лек хома зи ҷунбиши пайваст,
Чун бад-ин ҷо расид, сар бишкаст.
Чарх агар боз бугзарад зи ситез,
Созадам кизлики[2] азимат тез.
Диҳам аз сар тароши он хома,
Бирасонам ба мақтаъ ин нома.
В-ар на онро, ки хотири софист,
Ин қадар ҳам, ки гуфта шуд, кофист.
Дошт ҷаҳде дабири чархи барин,
Дар рақам кардани ҳуруфи санин.[3]
Чун рақамаш ба соду зод расид,
Хомаро ҳукми йстод расид.
Ҳам бар ин ҳарф ин ҳуҷастакалом
Хатм шуд, вассалому вал-икром!

## Аз дафтари саввум
## Қиссаи қосид фиристодани қайсари Рум ба Нӯширвон, то маълум кунад, ки бо вай дар чӣ мақом аст, дар садади[4] сулҳ ё маъризи интиқом аст.

Қайсари Рум сӯи Нӯширвон
Қосиде ҳушманд кард равон.

---

1 *Эътизор кардан* — узрхоҳӣ намудан, узр хостан.
2 *Кизлик* — кордча, ханҷар.
3 *Санин* — ҷамъи сана, санаҳо.
4 *Садад* — қасд.

Қосиди шоҳ ҳушманд сазад,
То зи хомӣ хаёли кач напазад.
Чун фиристода аз хирад зиндааст,
Он хирадмандии фиристандааст,
Баъди моҳе, ки ранҷи роҳ кашид,
Ба дари боргоҳи шоҳ расид.
Дид шоҳе ба адл биншаста,
Дар ба рӯи ситамгарон баста.
Мефиристод сӯи ҳар кишвар
Омили зираке хирадпарвар.
Нуктаҳои гаронбаҳо месуфт,
Ҳар якеро ҷудо-ҷудо мегуфт,
Ки чун манзил ба ҳар диёр кунед,
Бо раоё рафиқ кор кунед.
Марди деҳқон чу тангдаст бувад,
В-аз лагаткӯби фоқа паст бувад,
Номуроду амин ниҳед ӯро,
Тухму гову замин диҳед ӯро.
Обьёрӣ кунед кишташро,
Наъти хубӣ диҳед зишташро.
Кишти ӯро расад чу вақти дарав,
Макунедаш дарун ба ғусса гарав.
Донаро чун кунад ҷудо аз коҳ,
Аз сари ростӣ кунед нигоҳ,
Ҳаққи ӯ з-он чӣ ҳаст, кам мекунед,
Ба ҷаве хотираш дижам[1] мекунед.
Қуввати ҷону тан зи деҳқон аст,
Қути рӯҳу бадан зи деҳқон аст.
Гар наёбад ҷаҳон зи деҳқон баҳр,
Қаҳт хезад зи корхонаи даҳр.
В-ар расад тоҷире ба шаҳри шумо,
Дар тараддуд зи лутфу қаҳри шумо,
Кори ӯро ба лутф пеш оед,

---

1 *Дижам* — ошуфта, андуҳгин.

Бори ӯро ба қаҳр макшоед.
Маситонед аз ӯ фузун аз боҷ,
Боҷгирӣ кунед, не тороҷ.
Тоҷирон мунҳиёни[1] ахборанд,
Аз баду некатон хабардоранд.
Бо ҳама коратон ба некӣ бод,
То кунанд аз шумо ба некӣ ёд.
Аҳли ҷамъиятанд пешаварон,
Баҳри назми маоши коргарон,
Оби эшон ба хайру шар мабаред,
Силки эшон зи якдигар мадаред.
Нархҳоро ниҳед мизоне,
Холӣ аз ҳар қусуру нуқсоне,
То дар тангнои ҷонфарсой
Кам ниҳад кас зи нарх берун пой.
Ба сахои ямину[2] базли[3] ясор[4]
Бубаред аз дили ғарибон бор.
Ҷомаи кӯдакон биёроед,
Хонаи бевагон биёндомед....
Бубаред аз дили фақирон занг.
Ба навои наю навозиши чанг
То ба онҳо чу гӯш букшоянд,
Аз ғаму ранҷи вай баросоянд.
Чун кушоед дасти ҷуду карам,
Бар тиҳикисагон базли дирам,
Ҳар замон шаҳри он карам мадиҳед,
Миннати базли он дирам наниҳед,
Ки зи миннат карам шавад мафқуд[5],
Дар идоди[6] ситам шавад маъдуд.

---

[1] *Мунҳӣ* — хабардиҳанда.
[2] *Ямин* — тавоноӣ.
[3] *Базл* — саховат, бахшиш.
[4] *Ясор* — тавонгарӣ.
[5] *Мафқуд* — нопадид.
[6] *Идод* — шумор, бахшиш.

Нест миннат хурои нафси карим,
Бошад он муқтазои табъи лаим.
Қосиди Румро чу ин суханон
Гашт масмӯъ, шуд шигифт аз он.
Шоҳ аз ӯ он шигифтро дарьёфт,
Парда дар рафъи он шигифт шикофт.
Гуфт: «Моро худойгон хонанд,
Чун худо молики ҷаҳон донанд.
Дар русуми худойгонии мо,
Меҳрубонӣ бувад нишонии мо...»
Қосиди Рум чун ба Рум расид.
В-он сухан шоҳи Рум аз ӯ бишнид,
Гуфт: «Алҳақ, ки шоҳи шоҳон ӯст,
Сарвари тоҷи мулкхоҳон ӯст.
Рама моему ӯ шубони ҳама,
Дар баду нек посбони ҳама».

## Ҳикояти пири деҳқон ва хуми пурхӯшаи гандум ёфтани вай ва тафаҳҳус намудани подшоҳ, ки дар кадом таърих будааст.

Дар замони гузашта деҳқоне,
Гов меронд гирди вайроне
Ногаҳон олати зироати ӯ,
Бар замин шуд фурӯ дар он таку пӯ.
Ошкоро шуд аз замин як хум,
Пур дарунаш зи хӯшаи гандум.
Хӯшаҳое чу донаҳои гуҳар,
Заргаронаш ғилоф карда зи зар.
Донаҳои бузурги рахшанда,
Дидаро файзу нурбахшанда.

Ҳолӣ онро ба пеши шоҳ расонд,
Шоҳ ӯро бидиду ҳайрон монд.
Гуфт, к-аз солдида деҳқонон
Қиссаҳои наву куҳандонон
Боз пурсид,
к-ин ки афзудаст,
Ҳайрати мо кучову кай будаст
Кӯҳна паре ки бар ҳудуди дувест,
Даври гардун наёфташ сиррест.
Гуфт буд ин ду ба даври он султон,
Ки ду соҳибхирад дар он даврон.
Яке аз дигаре заре бихарид,
Омад аз зар хуме бузург падид.
Хуме аз зарру гавҳар оганда,
Шуд харанда бари фурӯшанда.
Ки биё хуми хеш гирд овар,
Баҳра бар гир аз он зару гавҳар
Гуфт: рав-рав, ки он харидаи туст,
Баҳри аз вай чуз аз ту нест дуруст.
Ҳар ду з-он гуфтугӯ биёзурданд,
Доварӣ пеши подшоҳ бурданд.
Подшоҳ дошт пеш аз он хабаре,
К-он ду доранд духтареву писаре.
Дод пайванд ҳардуро бо ҳам
Қардашон з-он зару гуҳар хуррам
Ҳарду хасм омаданд бо ҳам рост,
В-аз миён чангу доварӣ бархост
Пир гуфто ки он на аз мо буд,
Асари адли шоҳи воло буд.
Хок аз адли ӯ чу зар мешуд,
Кишти мо хӯшаи гуҳар мешуд.
Зулми шоҳон зи ҳад гузашт имрӯз,
Ҳаст бар мо ҳазор шукр ҳанӯз,
Ки на дар хӯша балки дар хирман
Гандуми мо намешавад арзан.

Дар калимаи адл,
айн ки чун чашм бар сар
омадааст мафтуҳ аст ва дол,
ки чун дил дар дарун
қарор гирифта сокин, яъне
мебояд, ки соҳиби адлро
аладдавом чашми басару басират
бар ҳоли раоё мафтӯҳ бувад...

Шоҳ бояд ки чашмбоз бувад,
Бар баду нек сарфароз бувад.
Чашми ӯ боз бошад аз чапу рост,
То зи олам бурун барад каму кост.
Ҳар ки бинад, ки ӯ на рострав аст,
Дилу ҷонаш ба каҷравӣ гарав аст.
Ҳамчу пири каҷаш биёндозад,
Қеши худро аз ӯ бипардозад.
На ки ҳамчу камон кашад сӯи хеш,
Созадаш ҷойгаҳ ба паҳлӯи хеш.
Бояд ӯро дили ҳалим чу кӯҳ,
К-иш нагирад зи додхоҳ ситуҳ.
Дод хоҳӣ агар зи тангдилӣ,
Нисбати ӯ кунад ба сангдилӣ.
Нашавад аз ҳадиси ӯ бе санг
В-аз ҷафо гӯияш баланд оҳанг.
В-ар ҷаҳад аз забони ӯ шараре,
Ки чу оташ кунад дар ӯ асаре.
Гӯ дарунро чу об софӣ кун,
В-оташашро бад-он талофӣ кун.
В-ар нарезад бар оташи ӯ об,
Зон фитад рӯзи машҳар дар табу тоб.

---

[1] *Авон* — сарҳанги девони подшоҳӣ.

## Ҳикояти бевазане, ки аз Нисо ва Бовард, ки сухане дурушт пардохт ва Султон Маҳмудро гарм сохт ва ба сухане дигар нарм гардонид ва ба сари аҳадди доддиҳӣ расонид.

Пеши султони оқибатмаҳмуд,
Ки шоҳи тахтгоҳи Ғазнин буд.
Пирзоле зи хиттаи Бовард,
Хатти бовардиён бурун овард.
Ки авоне зи хилъати дин ур[1]
Чашми ҷонаш зи нури имон кӯр.
Ба тағаллуб[2] гирифт боғашро,
Сохт ҷо кулбаи фароғашро.
Шоҳ додаш мисоли адлтароз,
Ки авон мулки ӯ гузорад боз.
Лекин он бадсиришти зиштхисол,
Тофт гардан зи имтисоли[3] мисол
Гуфт мушкил,
                    ки ин аҷуз дигар,
Сӯи Ғазнин кунад ҳавои сафар.
Бори диғар аҷузи бесомон,
Барзад аз зулми он авон домон.
Рӯи дард аз мулки Ғазнин кард,
Шеваи додхоҳӣ оин кард.

---

[1] *Ур* — бараҳна, луч.
[2] *Тағаллуб* — бо зӯрӣ гирифтан.
[3] *Имтисол* — итоат кардан, фармонбардорӣ.

Шоҳ гуфташ бубар мисоли дигар
Қиш набошад аз он мачоли гузар.
Гуфт: шоҳо мисолро чи кунам,
Мояи қилу қолро чи кунам.
Он ки аввал мисоли ту нашнид,
Хоҳад охир мисоли ту бидрид.
Шаҳ шуд аз ҳукми табъ сахтсухун,
Ки рав аз ғусса хок бар сар кун
Пирзан гуфт бо дили сад чок,
Ки раҳӣ бар сар чи резад хок.
Хок беҳтар ба фарқи султоне,
Ки надорад нафози[1] фармоне.
Гарчи хонанд шоҳу султонаш
Гӯш нанҳанд касе ба фармонаш.
Шаҳ чу бишнид қавли он дилреш,
Шуд пушаймон зи сахтгӯии хеш.
Биҳиле хост з-ӯ
ба сад хичиле,
Дод фармон зи баъди он биҳиле.
Ки гурӯҳе зи раҳм кардани тоб.
Сахтдил чун фариштагони азоб.
Гармхӯӣ кунанду дамсардӣ,
Дар ҳақи он авони бовардӣ.
Ҳамчу дуздон кашанд бар дораш,
Балки ҳамчун сагон ба devораш.
Бо чунин хорияш чу хун резанд,
Он мисолаш ба гардан овезанд.
Чун сиёсат бад-ин қарор гирифт,
Зулмчӯӣ аз миён канор гирифт.
Номи золим худ
аз чаҳон гум бод,
Ғайбати ӯ ҳузури мардум бод.

---

[1] *Нафоз* — таъсир: нуфуз.

## Ҳикояти пирзоле, ки роҳ бар Санҷар гирифта ва аз бероҳии як-ду золим додхоҳӣ кард ва зулми эшонро аз роҳ бардошт.

Буд дар Марви шоҳи ҷон[1] золе,
Ҳамчу золи ҷаҳон куҳансоле.
Рӯзе омад зи ханҷари ситаме
Бар вай аз як-ду лашкарӣ аламе.
Аз тазаллум забон чу ханҷар кард,
Рӯй дар раҳгузори Санҷар кард.
Дид, к-аз роҳ мерасад Санҷар,
Бурда аз саркашӣ ба кайвон сар.
Бонг бардошт, к-эй парешонкор,
Гӯши худ сӯи синарешон дор!..
Гӯши Санҷар чу он нафир шунид,
Борагӣ[2] сӯи гандапир кашид.
Гуфт, к-эй пиразан,
чи афтодат,
Ки зи гардун гузашт фарьёдат?
Гуфт: «Ман ранҷкаши як золам,
Камтар, аз сад ба андаке солам,
Хуфта дар хонаам се-чор ятим,
Дилашон баҳри ним нон ба ду ним.
Ғайри нони ҷавин нахӯрда таом,
Карда ширин даҳон зи мева ба ном.
Бо ман имсол гуфтугӯ карданд,
В-аз ман ангур орзӯ карданд.

---

[1] *Шоҳи ҷон* — мухаффафи Шоҳи ҷаҳон аст, ки дар гузашта Марвро чунин ном мебурданд.
[2] *Борагӣ* — асп.

Сӯи деҳ ҷустам аз ватан дурӣ,
Тан ниҳодам ба ранҷи муздурӣ.
Дастам инак чу панҷаи муздур,
З-обила пур чу хӯшаи ангур.
Чун зи деҳ дастмузди худ ситадам,
Пур шуд аз орзӯяшон сабадам.
Бо дили хурраму лаби хандон
Рӯ ниҳодам ба сӯи фарзандон.
Як-ду бедодгар зи лашкари ту,
Дар раҳи адлу зулм ёвари ту,
Бар мани хаста ғорат оварданд,
Сабадам з-орзӯ тиҳӣ карданд.
Ҳеҷ касро чу ман зи толеи бад
Бар наёмад тиҳӣ зи об сабад.
Ту чунин фориғу ҷигархорон
Аз ҷафои ту хуни дил борон.
Ин чӣ шоҳиву мамлакатдорист,
Дар дили халқ тухми ғамкорист?!
Даст аз адлу дод доштаӣ,
Золимон бар ҷаҳон баргумоштаӣ,
Гарчи имрӯз нест ҳадди касе,
Қи барорад зи зулми ту нафасе,
Чун ҳувайдо шавад сарои нуҳуфт,
Чӣ ҷавоби худой хоҳӣ гуфт?!
Дина будат ба тораки сар тоҷ.
В-аз ту фардо аҷал кунад тороҷ.
Ба як имрӯзат ин сурур, ки чӣ,
Дар сар ин ниҳвату ғурур, ки чӣ?!
Кунгури тоҷи ту чу арра кашид,
Аз ҷаҳон бехи офият бибурид.
Қуббаи чатри ту чу гашт баланд,
Сояи зулм бар ҷаҳон афганд.
Халқе аз тоби меҳр бемоя,
Бо сад афсурдагӣ дар он соя.
Ту чунин гарм дар ҷаҳолати хеш,



Ҳеҷ дори сари гирифторе
Қ-аз ғамат бар дилаш бувад боре?

Гомзан дар раҳи залолати[1] хеш.
Ту ниҳода ба тахт пушти фароғ,
Меваи айш меҳурӣ з-ин боғ.
Моида дар боғи зулм бевазанон,
Музтар аз дасти зулм меваканон.
Бевагон дар фиғон зи мевабарӣ,
Ту кушода даҳон ба меваҳ(в)арӣ.
Пеш аз он к-ат аҷал даҳон бандад.
Хасмат аз ашки дӯстон хандад.
Чашм букшо, чу оқибатбинон,
Бинигар ҳоли зори мискинон».
Шоҳ Санҷар чу ҳоли ӯ донист,
Сабр бар ҳоли хеш натвонист,
Даст бар рӯй ниҳоду зор гирист,
Гуфт бо худ, ки ин чӣ коргарист?!
Туф бар ин хусравию шоҳии мо,
Туф бар ин зиштиву табоҳии мо!
Шарми мо бод аз ин ҷаҳондорӣ,
Шарми мо бод аз ин ҷаҳонхорӣ!
Мо қавӣ шоду диғарон ношод,
Мо хуш ободу мулк нообод.
Баъд аз он гуфт,
к-он ду золимро
В-он ду сардафтари мазолимро,
Дафтари умр пора-пора кунанд,
То ҳама золимон назора кунанд,
Бевазанро ато муқаррар кард,
Аз зару қалби зар тавонгар кард.
Дод бо зар яке разаш маъмур,
То аз он кӯдакон хӯранд ангур.
Кардаш аз адлу ҷуди худ хушнуд,
Дар ҷаҳон то ки буд, аз он хуш буд.

---

[1] *Залолат* — гумроҳӣ.

## Ҳикояти Ҳурмуз ибни Кисро ва мунодӣ фармудани вай сипоҳро, ки ба кишт дармаёед ва буридани гӯши он кас, ки мунодиро гӯш накард.

Пури Қисро, ки дошт Ҳурмуз ном,
Дил ба адлаш гирифта буд ором.
Чун бурун омадӣ зи шаҳр сипоҳ,
Ин мунодӣ задӣ ба ҳар сари роҳ,
Ки инон дар кафи ҳавас маниҳед,
Пой дар киштзори кас маниҳед!
Филмасал ҳар кӣ хӯшае шиканад,
Парри коҳе зи хирмане биканад,
Ҳамчу хӯша ба тир дӯзандаш,
Хирман аз барқи теғ сӯзандаш.
Аз қафо он, ки ноиби писараш,
Будиву роҳбар ба хайру шараш,
Рӯзе аз ҳамраҳии султон монд,
Асб дар киштзори деҳқон ронд.
З-ин хиёнат хабар ба шоҳ расид,
Ба сиёсатгариш гӯш бурид.
Яъне он кас, ки гӯш бар мо нест,
Ба мунодии мо-ш парво нест,
Баҳри ибрат гирифтани кеҳу меҳ,
Гӯш агар бар сараш набошад, беҳ.
Баъд аз он гуфт, то кашад з-эҳсон,
Ба сари ӯ ғароматн деҳқон.
Ҳамчунин аз сипоҳи ӯ дигаре,
Пеши шоҳу сипоҳ муътабаре,

---

1 *Ғаромат* — азоб ва пушаймонӣ.

Бар канори разе гузар мекард,
Ба тамошои раз назар мекард.
Ногаҳ аз паҳлӯш ҷанибат[1] ҷаст,
Хӯшаи ғӯрае зи ток шикаст.
Соҳиби боғ баргирифт фиғон,
К-эй барафтода аз ту кеши муғон.
Асли дини муғон камозорист,
Ҷустӣ озорам, ин чӣ диндорист?!
Меравам, эй ба дини худ дудила,
То кунам аз ту пеши шоҳ гила.
З-ӯ сипоҳӣ чу номи шаҳ бишнид,
Заҳраи ӯ зи бими шаҳ бидарид.
Камаре дошт бар миён аз зар,
Гирдаш овеза хӯшаҳои гуҳар.
Даст зад, в-он камар равон бsuccessfully букшод,
Пеши он марди боғбон бинҳод.
Ки ба тавони хӯшае,
ки шикаст,
Бин, ки додам чӣ хӯшаҳот ба даст.
Агар он буд хӯшаи ангур,
Бошад инҳо зи гавҳари мансур.

## Ҳикояти подшоҳе, ки гӯши вай гирифта буд ва сомиаи вай халал пазируфта...

Хусраверо, ки буд соҳибҳуш,
Баста буд аз симоъ равзани гӯш.
На табибон илоҷ донистанд,
На ҳакимон даво тавонистанд.

---

[1] *Ҷанибат* — аспи кӯтал.

Ҷазаи[1] беқиёс зоҳир кард,
Фазаи[2] бешумор пеш овард..
Некхоҳе ба фазлу илму алам,
Гуфт, к-эй хусрави ситудашиям,[3]
Гар зи даҳ ҳис яке кам аст туро,
Дил чаро бастаӣ ғам аст туро?
Ин ҳама шӯру изтироб,
ки чӣ
В-ин ҳама тарки хӯрду хоб,
ки чӣ?
Шукр мекун, к-аз онат дарде нест,
Бар замират зи дард гарде нест.
Растӣ аз ранҷи нохушовозон,
Ҷастӣ аз дами кайди ғаммозон...
Шоҳ гуфт: «Эй дилат ба дониш (х)ваш.
В-аз ту равшан замири донишкаш.
На маро гӯш баҳри он бояд,
Ки бад-он бонги мутрибон ояд.
Ба навои тараб кунам оҳанг,
Бишнавам савти уду нағмаи чанг.
Рақсро дар даруна ҷой диҳам,
Бар бисоти нишот пой ниҳам.
Гӯшам аз баҳри он бувад даркор,
Ки агар бар касе расад озор,
Бар дари боргоҳ ё сари роҳ
Дод хоҳад зи ман ба нолаву оҳ,
Биниҳам гӯши худ ба фарьёдаш,
Бидиҳам хамчу одилон додаш.
Ё чу хезад нафири муҳтоҷе,
Дида з-аҳдоси даҳр тороҷе,
Қори ӯро кунам зи бахшиш соз,
Ноумед аз дарам нагардад боз».

---

[1] *Ҷазаъ* — ношикебой, бесабрӣ.
[2] *Фазаъ* — хавф, тарс.
[3] *Ситудашиям* — хушрасму одат; некхӯ.

## Дар баёни ғазаб, ки оташи таб афрӯхтан аст ва хирмани дину дунъё сӯхтан

Ба ғазаб ҷони ҳеҷ кас махарош,
Ҳарфи осоиш аз дилаш матарош.
Ғазаб омад харошгар чу ара,[1]
Арра аст, он бале,
вале дусара.
Нахарошида хотири ту нахуст,
Қай бувад дилхарошӣ аз ту дуруст?
З-оташе к-аз ғазаб барафрӯзӣ,
Аввалан хонумони худ сӯзӣ.
Он чӣ бар мардуми канора расад,
З-оташат дуд ё шарора расад.
Асли он дар дилат фурӯхтааст,[2]
Ки аз он хирмани ту сӯхтааст.
Оби ҳилме бизан бар он оташ,
То наяфтад ба дигарон оташ.
Хашм бо дигарон сагиву дадист,
В-ин сагиву дадӣ зи бехирадист.
Ҳар киро аз хирад мадад бошад,
Қай дар он тан диҳад,
ки дад бошад?!
Неши дандони хуку панҷаи гург,
Баҳри озор шуд балои бузург.
Сӯи озорашон чу роҳе нест,
Панҷаву нешро гуноҳе нест.
З-одамизод чун касе ранҷаст,
Хоки бенешу гурги бепанҷаст.

---

1 *Ара* — арра.
2 *Фурӯхта* — афрӯхта.

## Ҳикояти шикояти подшоҳ аз истилои сифати ғазаб бар вай пеши он ҳаким ва муолиҷа фармудани ҳаким онро

Буд шоҳе ба фазлу донишу рой,
Роҳати ҷони бандагони худой.
Ҳама ахлоқи ӯ писандида,
Аз раҳи ақлу дин налағжида,
Лек хашмаш зи ҳад фузун будӣ,
Зери фармони он забун будӣ.
Аз дилаш чун ғазаб забона задӣ,
Шӯъла дар хирмани замона задӣ.
З-ин сабаб рӯзу шаб парешон буд,
Ҳар чӣ мекард, аз он пушаймон буд.
Хашм бо некхоҳ ё бадхоҳ
Аз ҳама кас бад аст, ҳоса зи шоҳ.
Хашм, к-ояд зи шаҳ касонро пеш.
Он чунон хашм н-ояд аз дарвеш.
Хашми дарвеш хонумон сӯзад,
Хашми шаҳ ҷумлаи ҷаҳон сӯзад,
Хашми он носазост ё дашном,
Хашми ин ранҷи хосу куштани ом.
Хашми он бар сари забон бошад,
Хашми ин дар газанди ҷон бошад.
Шуд шабе ин ҳадисро хоно,
Бар ҳакиме ба корҳо доно.
Гуфт бо ӯ ҳакими донишкеш,
Қ-эй ба дониш зи шаҳриёрон беш,
Чун занад шӯъла оташи ғазабат,
Созад аз тоби хеш хушк лабат,
Бо худ андеша кун, ки ин оҷиз,
Нест берун зи мулки ман ҳаргиз.

Гардани ӯ ҳамеша басти ман аст,
Задану куштанаш ба дасти ман аст.
Дар сиёсат шитоб кардан чист,
Бе фаросат азоб кардан чист?
Куштани зиндагон бас осон аст,
Зинда чун кушта шуд,
чӣ дармон аст?..
Шукри онро, ки подшоҳ манам,
Аз баду нек кинахоҳ манам.
Нест уро ба подшоҳии хеш,
Даст бар ман ба кинахоҳии хеш.
Беҳ, ки бар ҳоли ӯ бубахшоям,
Гардани ӯ зи банд букшоям.
Гар набахшам сазояш аз тақсир,
Чанд рӯзе дар он кунам таъхир.
Бу[1], ки равшан шавад ҳақиқати кор,
Дил наёзорадам аз он озор,
Ҳар саҳар чун зи хоб бархезӣ,
Пештар з-он ки бо кас омезӣ,
Ин сабақро ба худ муқаррар кун,
Рафтани худ бар он муқаррар кун,
То шавад табъи ин такаллуфи ту,
Ба тадаббур[2] равад тасарруфи ту.
Чанд рӯзе ниҳод шоҳи карим,
Банд бар хашми худ
ба панди ҳаким.
Хашми ӯ шуд бадал ба хушнудӣ,
Қораш овард рӯ ба беҳбудӣ.
Эй хушо вақти шоҳи донишкӯш,
Боз карда бар аҳли дониш гӯш.
Карда он гаҳ ба ҳукми дониш кор,
Баргирифта зи халқи олам бор!

---

[1] *Бу* — бошад, бувад.
[2] *Тадаббур* — тадбир, андеша.

## Ҳикояти он соқӣ, ки дар маҷлиси Нӯширвон густохӣ кард ва авф кардани Нӯширвон он густохиро

Бингар ин қиссаро, ки Нӯширвон
Рӯзе аз бода хост нӯши равон.
Равшанандешагони поксиришт,
Соз карданд маҷлисе чу биҳишт.
Соқиён дар навои нӯшонӯш,
Мутрибон бар сипеҳр бурда хурӯш.
Соқие баргирифт соғари зар,
Бурд то шоҳи маъдалатгустар.
Дасти ӯ суст шуд зи ҳайбати шоҳ,
Хилъати шоҳ шуд зи бода табоҳ.
Хотири шоҳро ба ҳам барзад,
Оташи хашмаш аз дарун сар зад.
Гуфт: «Хоҳам чу бода хуни ту рехт,
Ҳамчу ҷуръа ба хоки роҳ омехт».
Соқӣ аз шаҳ чу ин ваид[1] шунид.
В-аз вай имзои он надошт баид,[2]
Баргирифт аз миён сурохиро,
Рехт бар вай равон сурохиро.
Зад бар ӯ бонг, к-эй табоҳсияр,
Чист ин узри аз гунаҳ бадтар?
Гуфт: «Шоҳо, чу омад аввали кор,
Аз ман ин ҷурм холӣ аз ҳанҷор.
В-он набуд онҷунон, ки бистезӣ,
Ба ҳамон ҷурм хуни ман резӣ.
Ҷурми дигар бар он бияфзудам,

---

1 *Ваид* — ваъда.
2 *Баид* — дур, дурӣ.

Тахту точат ба бода олудам.
То чу дар куштанам барорӣ теғ,
Кас нагӯяд ба кишварат, ки дареғ,
К-ин шаҳаншоҳи маъдалатпеша,
Тофт з-ин пеша рӯи андеша.
Ёфт аз даври чархи дермадор,
Домани адли ӯ зи зулм ғубор.
Шуд маро бо даруни ошуфта,
Карданӣ карда, гуфтанӣ гуфта.
Кӯтаҳам шуд бар ин дақиқа сухун,
Баъд аз ин ҳар чӣ боядат, он кун».
Шоҳ гуфт: «Эй бар оташам зада об,
Табъи чун оби ту ба лутфи чавоб.
Гарчи буд аз нахуст бад корат,
Узри кори ту хост гуфторат.
Авф кардам чинояти ту тамом,
Шукри ин авфро бигардон чом».

## Гуфтор дар фазилати чуду карам

Пеши савдоиёни тахти чалол
Нест чуз точи чуд раъс-ул-мол.[1]
Гар на сармоя точи чуд кунанд,
Қай зи савдои хеш суд кунанд?
Маънии чуд чист? — Бахшидан,
Одати барқ чист? — Рахшидан,
Барқи рахшон кунад чаҳон равшан,
Чуду эҳсон чаҳон-чаҳон равшан.
Партави барқ ҳаст то як дам,
Партави чуд то бувад олам.

---

1 *Раъс-ул-мол* — сармояи тичорат.

Гарчи як мард дар замона намонд
В-аз ҷавонмард ҷуз фасона намонд.
То бувад даври гунбади даврон,
Мову афсонаи ҷавонмардон.
Рафт Ҳотам аз ин нишемани хок,
Монд номаш китобаи афлок.
Ҳар чӣ дорӣ, бубахшу ном барор
Ба накӯиву номи нек гузор.
З-он ки зери зумуррадин торум,[1]
Номи некӯ бувад ҳаёти дувум,
Ҳар чӣ додӣ, насиби он бошад,
В-он чӣ не, ҳаззи[2] дигарон бошад.
Баҳраи худ ба дигарон чӣ диҳӣ.
Моли худ баҳри дигарон чӣ ниҳӣ?!

## Ҳикояти муомила ва муқовалаи Ҳаким бо зан

Зад ҳакиме ба ҳукми ҷуд қадам,
Рехт дар ҷайби зан ҳазор дирам.
Чанд рӯзе к-аз он гузашт ҳаким
Хост аз зан ҳисоби зару сим
Гуфт ҳар ҷо ки соиле зад бонг,
Рафт дар кори соилон як донг.
Донги дигар ба меҳмонон рафт,
Ба рафиқону меҳрбонон рафт.
Он чи монд аз ҳама захираи хеш,
Кардам аз баҳри рӯзи тираи хеш.
Гуфт доно ба шаръи ҷуду ато,
Он чи гуфтӣ ба ман хатост, хато

---

1 *Торум* — киноя аз фалак.
2 *Ҳаз* — хушӣ; насиб.

Ҳар чи дидӣ ҳамон захираи туст,
Равшанӣбахши рӯзи тираи туст.
В-он чи аз баҳри худ ниҳодастӣ,
Ҷой дар ҷайбу киса додастӣ.
З-он шавад кори ворисӣ ба ривоҷ,
Ё кунад дасти ҳодисе тороҷ.

## Ҳикояти раҳм кардани Нӯширвон бар он пиразани нотавон, ки ба кӯзаи нодуруст дасту рӯи худ мешуст

Кард Нӯширвон шаҳи одил
Нимрӯзе ба боми худ манзил.
Дид бар пушти боми ҳамсоя
Пирзоле фақиру бемоя.
Қомати кӯзу кӯзае дар даст,
Чун вай аз рӯзгор дида шикаст.
На варо ноижа,[1] на даста ба ҷой,
На таҳе, к-истад бад-он бар пой.
Хост то ҳилае барангезад,
К-об аз он ҷо ба рӯи худ резад,
Кӯза з-он ҳилаҳо, ки меангехт.
Мефитод, об бар замин мерехт.
Чашми Нӯширвон чу онро дид,
Аз мижа ашки марҳамат борид.
Гуфт бо худ, ки вой бар мо бод,
Хашми халқу худой бар мо бод,
Ки ба паҳлӯи мо фақиреро,
Умр бугзашта гандапиреро,
Набувад кӯзае ба даст дуруст,

---

[1] *Ноижа ё ноиза* — нули офтоба.

Ки бад-он руи худ тавонад шуст.
Хост то офтобаи зари хеш
Ба бари ӯ фиристад аз бари хеш.
Боз гуфто мабод,
к-ӯ донад,
Қ-аш чунон дидаму хиҷил монад.
Бар фақирони гирди худ яксар,
Қард қисмат чил офтобаи зар.
Пиразан гашт баҳраманд аз вай,
Қас набурда ба қиссаи вай пай.

## Ҳикояти Ҳотам ва банд аз пои асире кушодан ва бар пои худ ниҳодан.

Ҳотам он баҳри ҷуду кони ато,
Рӯзе аз қавми хеш монд ҷудо.
Уфтодаш гузар ба қофилае,
Дид асире ба пой силсилае.
Пешаш омад асир баҳри кушод,
Хост з-ӯ фидья,[1] то шавад озод.
Ҳотам он ҷо надошт ҳеҷ ба даст,
Бар вай аз бори он расид шикаст.
Ҳолӣ аз лутф пой пеш ниҳод,
Банди ӯро ба пои хеш ниҳод.
Сохт з-он банди сахт озодаш,
Изни рафтан ба ҷои худ додаш:
Қавми Ҳотам зи пай расидандаш,
Чун асирон ба банд дидандаш,
Фидьяи ӯ зи моли ӯ доданд,
Пои ӯ ҳам зи банд букшоданд.

---

[1] *Фидья* — хунбаҳо, сарбаҳо

## Гуфтор дар мазамматі бухл

Бухл қуфлест бар хазинаи шоҳ,
То кунад дасти шоҳ аз он кӯтоҳ.
Қуфл букшо, ки дасткӯтоҳӣ
Нест лоиқ ба мансаби шоҳӣ.
Дили шаҳ, гар хазинааш ҳавас аст,
Давлати шоҳияш хазина бас аст.
То бувад шоҳ шохи беҳаму печ,
З-он чӣ бояд набошадаш кам ҳеч.
В-ар бимонад аз он, маозаллаҳ,
Ки тавонад хазина дошт нигаҳ.
Бухл нахлест дахли он ҳама хор,
Хори он ҷони хастагонозор.
Гар ба хурмои ӯ барӣ дандон,
Ҳаст дандоншикантар аз сандон...
Бухл нахлест, нӯши он ҳама неш,
Ҷигари хастагон зи нӯшаш реш.
Гар биёлоядат ба шаҳд ангушт,
Созадат хам зи бори миннат пушт.
Ба ҳиял бар дари бахил марав,
Ба азизии ӯ залил машав,
Ки ба сӯи карими фахршиор,
Он залилӣ кунад далелӣ ор.
Ор агар мекашӣ аз онон каш,
Ки бувад фахру ор аз онон х(в)аш.
На бар абрӯи он гурӯҳ гиреҳ,
На пурожанг рӯяшон чу зиреҳ.
Бидиҳанду зи шарми додаи хеш,
Аз фақирон сар афгананд ба пеш.
На ки ҳар ҷо зи хосаву ома,
Аз лаимӣ кунанд ҳангома.
Лутфу эҳсони худ шумор кунанд,
Гарданатро ба зери бор кунанд.

## Қиссаи писари Яҳьёи Бармакӣ ва сифати бухли вай

Дошт Яҳьёи Бармакӣ писаре,
Балки фарзанди бухлро падаре.
Ёд кардӣ зи бахшиши падарон,
Гирья бардоштӣ чу навҳагарон,
К-он ҳама симу зар чаро доданд,
В-аз паи ман захира нанҳоданд.
То ман акнун ба ҳар дирам ситаме
Дидамеву надодаме дираме.
Ҳеҷ то дидаӣ,
ки мӯҳраи яшм,[1]
Лаълу гавҳар намудияш дар чашм
Бухл кардӣ ба бод дар кӯланҷ[2]
Гарчи ҷонам баромадӣ з-он ранҷ
То ба ҳадде лаим буду бахил,
Ки агар рӯзи марг Азроил
Нон гирифтӣ,
задӣ ба фидьяи ҷон,
Ҷон равон додию надодӣ нон.
Дошт мерос бандае зи падар,
Баста дар хидматаш чу мӯр камар.
Тане аз лоғарӣ ба мӯ наздик,
Чун миёни бутон ҳама борик.
Будӣ аз бас гуруснагӣ хӯрда,
Чун хаёлӣ на зинда, не мурда.
Ҷомае дар бараш саросар чок,
Дари ҳирмони дигараш ҳар чок,
Бӯфузуле чу ҳоли ӯро дид,
Хабар аз хони хоҷааш пурсид.

---

[1] *Яшм* — санги сабзи тираранг.
[2] *Қӯланҷ* — касалии меъда.

Гуфт, к-ӯро шикаста хоне ҳаст,
Дар фарохӣ басе кам аз кафи даст.
Гирди хон саҳну косааш бе ош,
Ҳар яке ҳамчу донаи хашхош,
Қ-аз сари сӯзанаш харошида
Саҳн бо коса з-он тарошида.
Магас аз оши ӯ шавад маҳрум,
Гар ниҳад пашшае
дар он хартум.
Ними шаб хон кашад ба хонаву бас,
Ки на пашша аст он замон,
на магас.
Баъд аз он сӯи ҷомааш нигарист,
Гуфт: «Дар ҷома чокат ин ҳама чист?
Гарчи бар хӯрдани най фирӯз,
Боре ин чокҳои ҷома бидӯз?»
Гуфт: «Бар сӯзане надорам даст,
Ки тавон хирқае ба ҳам пайваст.
Хоҷаамро зи Басра
то Бағдод,
Гар бувад пур зи сӯзани фӯлод.
Пас зи Канъон биёяд Исроил,
Ҳамраҳи Ҷабраилу Микоил.
Хонаи Каъбаро кунанд гарав,
Чанд рӯз уфтанд дар такудав,
То ба он ҷустуҷӯи пай дар пай,
Сӯзане орият кунанд аз вай.
То занад бахья дарзии чолок,
Он чӣ бар Юсуф аз қафо шуд чок,
Надиҳад сӯзан он фурӯмоя,
Накунад шодашон бад-он воя.
Бифусурд аз таваҳҳум он ғарзан,
Ки шавад суда ногаҳ он сӯзан.
Гирадаш лоязол табларза,
Зон табаш дар хаёл сад ҳарза...

## Гуфтор дар баёни он ки подшоҳро аз ду кас гурез нест, олиме ки кори дини вай созад ва вазире ки... кори вай пардозад.

Шоҳро чора нест аз ду нафар,
То зияд дар ҷаҳон ба давлату фар.
Он яке кори дини ӯ созад
В-ин дигар кори мулк пардозад.
Аввал аз зикри он кунам оғоз,
Ки диҳад кори шаръу динро соз
Қист он олиме ба илму алам
Зада андар амал ба илм қадам.
Даст кишти азал ба илму адаб,
Шаҷари тайибаш расида лақаб...
Гар билағжад шикастаеро пой
Дар раҳи дини нафси бадфармой.
Тира ногашта дасти ӯ ғирад,
Узри ӯро ба лутф бипзирад.
Шоҳ агар аз фиреби нафси ҳарун[1]
По зи майдони дин ниҳад берун.
Хари ӯ дар халоб[2] нагзорад,
З-он инонаш гирифта боз орад.
Дар ҳама розҳо бувад маҳрам,
Бар ҳама решҳо бувад марҳам.
Қадам андар раҳи ҳавас назанад,
Ҷуз барои худо нафас назанад.
Ҳарчи гӯяд барои ҳақ гӯяд,
Роҳи ҳақро барои ҳақ пӯяд.

---

[1] *Ҳарун* — ноором, саркаш.
[2] *Халоб* — ботлоқ, замини серлой.

На ки паҳлуи зулмпардозон,
Бинишинад ба қурбашон нозон.
Хуш омад забон кушода кунад,
Мадди ҳар зарра фитода кунад.
Дур дорад фиолашон зи вабол,
Пок созад ҳаромашон чу ҳалол.
Н-оварад аз ҳаромҳо бозаш.
Шиками ҳирсу меъдаи озаш.
Ҳар чи пеш оядаш чи талху чӣ шӯр
Накунад ҳеҷ фарқ чун бати кӯр.
Чун бати кӯр луқма андозад,
Гардани худ ба осмон ёзад.
Магас аст ону ин авонон саг
Хуни саг чун ғиносш андар раг.
Гаҳ гаҳ аз тарки ҳар ҳавову ҳавас,
Саг зи тақлиби даҳр гардад кас.
Сагмагас ҳеҷ гоҳ кас нашавад,
Қалби ӯ ғайри сагмагас нашавад.

## Ҳикояти амири хоразмӣ, ки зулму фисқи худро ба шариат рост кардӣ.

Буд мире ба хиттаи Хоразм,
Ҳама ҷо зулмҷӯ чӣ базму чи разм.
Дар паи комҳо чӣ субҳу чи шом,
Ба шариат рӯй ҳамезад ком.
Чор зан дошт, лек чун ба никоҳ
Зан фузун аз чаҳор нест мубоҳ.
Ҳар куҷо духтари мусулмоне
Паси сатри ифофи пинҳонӣ.
Дар каманди ҳавояш афтодӣ,
Чанд зан пеши ӯ фиристодӣ.
То кашидандияш ба хоку ба хун,

Оваридандияш зи парда бурун.
Ба ҳарамгоҳи мир бурдандӣ,
Ба ҳарамдори вай супурдандӣ.
Мир чун омадӣ ба гоҳи нишот.
Густаридӣ ба базмгоҳӣ бисот
Духтаракро ба пеши худ хондӣ,
Куфрҳо бар забон оварондӣ.
То чу кофир шудӣ аз он суханон,
Бандааш сохтӣ асиркунон.
Кардияш ба никоҳ шарманда,
Ки набошад никоҳ бар банда.
Чист ин корҳои бадфарҷом,
Ҳилаҳои аиммаи[1] айём.
Кирдигоро ба ҳаққи соҳиби шаръ,
Ки баланд аст аз ӯ маносиби[2] шаръ
Ки раҳон шаъро зи ҳилагарон,
Пардаи он гурӯҳро бидарон.

## Дар баёни он ки ҳамчунон ки подшоҳонро аз донишманде хубгуфтори неккирдор ночор аст, аз вазири мушир[3] ба риояти раоё ва иноят ба кофаи бароё[4] ногузир аст.

Шоҳро ончунон ки нест гузир
Аз фақеҳӣ ба роҳи шаръи мушир.

---

1 *Аимма* — ҷамъи имом.
2 *Маносиб* — ҷамъи мансаб.
3 *Мушир* — ишораткунанда; машвараткунанда.
4 *Бароё* — ҷамъи барият—мардум, халқҳо,

Аз вазир он чунон ки ғузираш нест,
Ҳар касе лек дилпазираш нест.
Ба вазирӣ касе бувад х(в)ар,
Қ-аз ҳама баъди шаҳ бувад бартар.
Муқбиле, мушфиқе, накӯкоре,
Неккирдору ростгуфторе.
Дилаш аз ҳоли деву дад огоҳ,
Дасташ аз моли неку бад кӯтоҳ.
Бо сағирон хурад ғами падарӣ,
Бо кабирон занад дами писарӣ.
Ҳамаро хеш-хеш пиндорад,
Хешро синареш нагзорад,
Бошад аз дарзи иштиқоқ вазир
Сирри ин иштиқоқ саҳл магир,
Визр[1] бору вазир боркаш аст,
Хотири ӯ ба зери бор хуш аст.
Мекашад бори халқ бар дари шоҳ,
Мешавад-шон зи зулми шоҳ паноҳ.
Мекашад бори шаҳ ба забти умур,
То наяфтад зи халқ бар шаҳ зӯр.
Накунад тира олам аз тура,
Нафканад тухми саъй дар шӯра.
Аз кифоятгарӣ бупечад сар,
Бар кифоятгарон бубандад дар.

## Насиҳати мунҷӣ[2] аз фазиҳат[3] ва маломат муфзӣ[4] ба саломат.

Бишнав, эй хоҷа, ин ҳикоятро,
Бингар ин донишу дироятро.

---

1 *Визр* — гарон, геронӣ, гуноҳ.
2 *Мунҷӣ* — наҷотдиҳанда, раҳоидиҳанда.
3 *Фазиҳат* — расвой, айб.
4 *Муфзӣ* — расонанда.

Ту ҳам охир, зи ҷинси одамӣ,
Бо мулук дар мақоми маҳрамӣ.
Гар қалам мезанӣ, бад-ин сон зан,
Гавҳари макрамат[1] аз ин кон кан.
В-арна бифган қалам, ки аз муштат
Бод бо ӯ фиганда ангуштат.
Руи нарму дили дурушт, ки чӣ?
Бо дурафши замона мушт, ки чӣ?
Чанд бар ҷоҳу мол ларзидан,
Чанд визру вабол варзидан?!
Қиссаи золимон, ки бишнидӣ,
Қайфари[2] зулмҳо, ки худ дидӣ,
Ҳеҷ аз он эътибор нагрифтӣ,
Тарки ин кору бор нагрифтӣ.
Пеш аз он дам, ки ҳамчу саг мирӣ,
Дар раҳи зулм тезтак мирӣ,
Одамӣ гарду аз сагӣ боз ой!
Бо сифоти фаришта дамсоз ой!
В-арна тарсам, ки олами гузарон
Бо ту ҳам он кунад,
ки бо дигарон...

## Муолиҷа кардани Буалӣ Сино он соҳиби молиҳульёро, ки табибон аз муолиҷаи вай оҷиз монда буданд.

Буд дар аҳди Буалӣ Сино,
Он ба кунҳи усули тиб бино,
З-Оли Буя яке ситудахисол,
Шуд зи моҳулиё парешонҳол.

---

[1] *Макрамат* — бузургӣ, карам, ҷавонмардӣ.
[2] *Кайфар* — ҷазо, мукофот.

Бонг мезад, ки кам бувад дар деҳ,
Ҳеҷ гове ба сони ман фарбеҳ.
Ошпаз гар пазад ҳариса зи ман,
Гардадаш ганҷи сим киса зи ман.
Зуд бошед, ҳалқи ман бибуред,
Ба дӯкони ҳарисапаз супуред.
Субҳ то шом ҳоли ӯ ин буд,
Бо ҳарифон мақоли ӯ ин буд.
Ки чу говон набудияш бонге,
Нагузаштӣ зи рӯзу шаб донге,[1]
Ки ба зудӣ ба корд ё ханҷар
Бикушедам, ки мешавам лоғар.
То ба ҷое расид, к-ӯ на ғизо
Хӯрдӣ аз дасти ҳеҷ кас, на даво.
Аҳли тиб роҳи аҷз биспурданд,
Истионат[2] ба Буалӣ бурданд.
Гуфт: «Сӯяш қадам ниҳед аз роҳ
Муждагӯён, ки бомдоди пагоҳ
Мерасад баҳри куштанат баштоб,
Дашна дар даст хоҷаи қассоб».
Рафт аз ин мужда з-ӯ гаронихо,
Кард изҳори шодмониҳо,
Бомдодон, ки Буалӣ бархост,
Шуд сӯи манзилаш, ки «гов куҷост?»
Омаду хуфт дар миёни сарой,
Ки манам гов ҳону ҳон, пеш ой!
Буалӣ дасту пош сахт бубаст,
Корд бар корд тез карду нишаст,
Бурд қассобвор каф сӯяш,
Дид ҳинҷори пушту паҳлӯяш.
Гуфт, к-ин гов логар аст ҳанӯз,
Маслиҳат нест куштанаш имрӯз.

---

[1] *Донг* — ҳисса, баҳра.
[2] *Истионат* — ёрӣ хостан, мадад ҷустан.

Чанд рӯзаш бар алаф бандед,
Як замонаш гурусна мапсандед.
То чу фарбеҳ шавад биронам теғ,
Набвад афсус забҳи ӯву дареғ.
Дасту пояш зи банд букшоданд,
Хӯрданиҳояш пеш бинҳоданд.
Ҳар чӣ додандаш аз ғизову даво,
Ҳамаро хӯрд бехилофу ибо,
То чу говон аз он шавад фарбеҳ,
Шуд худ ӯ аз хаёли говӣ беҳ...

## Ҳикояти сиёсати Яъқуб Султон он авони шерозиро

Буд Яъқуб ибни Ҳасан шоҳе,
Осмони ҷамолро моҳе.
Навҷавоне ки норасида ба сӣ,
Буд кораш ба ғаври коррасӣ.
Мулке аз Шом то Хуросон дошт,
В-аз бадиҳо диле ҳаросон дошт
Пушти зулмоварон шикаст аз вай.
Сити Нӯшервон расид аз вай
Рӯзе омад зи хиттаи Шероз,
Руқъаи пурдуои аҳли ниёз,
Ки фалон золими ситампеша,
Ба каф оварда аз қалам теша.
Мезанад бехи бандагони худой.
Эй худованд, марҳамат фармой.
Суи Табрез хонд он сагро,
Яъне он баднаҳоди бадрагро.
Оҳ, агар саг бигирадам доман,
Ки чӣ кин будат ин ҳама бо ман.
К-андар ин қисса чун сухан рондӣ,

Он авонро ба номи ман хондӣ.
Шоҳаш, алқисса пеши хеш нишонд,
Руқъа сар то ба пой бар вай хонд.
Гарчи инкор кард аввали кор,
Қард охир ба он чи буд қарор.
Шоҳи ҷоҷӣ камон ниҳод ба даст,
Новаки ҷонситон кушод зи шаст.
Ҳадафи тири хашм кард ӯро,
Ҳамчу саг чор чашм кард ӯро.
Оре, он тир аз ӯ чу кард гузар,
Шуд кушода бар ӯ ду чашми дигар.
То ба онҳо сазои х(ва)д бинад.
Кори бадро сазои бад бинад
Ҳайф аз он дасту шасту тиру камон,
Ки чунон шаҳ зи ҷаври даври замон
Офати боди бениёзӣ ёфт,
Рӯй аз ин сурати маҷозӣ ёфт.
Лутфи эзид нисори ҷон бодаш,
Фазли ҳақ роҳати равон бодаш.

## Ҳикояти Низомулмулк ва мунаҷҷими мусилӣ

Буд дар давлати Низомулмулк
Он фалақ баҳр фазли ӯро кулк.
Мусилӣ нисбате ба Нишопур
Ба нуҷуму усули он машҳур.
Пушти ӯ чун камон ба қабзаи шайб,[1]
Муттасил камон-ш саҳм-ул-ғайб[2]

---

[1] *Шайб* — пирӣ, мӯсафедӣ.
[2] *Саҳмул-гайб* — маншаи давлат ва бахту иқбол (аз рӯи ситорашиносони қадим).

Ҳар чи аз осмон хабар додӣ,
Тири ҳукмаш хато наяфтодӣ.
Буд дар шаҳр ходими хоҷа,
Дар сафарҳо мулозими хоҷа.
Заъфи пирӣ бар ӯ чу зӯр овард,
Руй дар олами сурур овард.
Хост рӯзе зи хоҷа изну ниҳод
Дар Нишопур руй аз Бағдод.
Хоҷа вақти видоъ бо ӯ гуфт,
Қ-эй дилат ганҷи розҳои нуҳуфт
Қай бувад вақти рахт бастани ман
Ё садаф ба гуҳар шикастани ман?
Гуфт: Чун ман равам пас аз шаш моҳ
Рахт бандӣ аз ин нишемангоҳ
Даст аз кору бор баста шавад
Садафат бар гуҳар шикаста шавад.
Хоҷа ин розро нигаҳ медошт,
Чашм ба восилони раҳ медошт.
Аз Нишопур ҳар киро дидӣ,
Хабари мӯсиле бипурсидӣ.
Ҳар ки аз сӯҳбаташ хабар гуфтӣ,
Ҳамчу гул аз нишот бишкуфтӣ.
Мусилеро ба нома кардӣ ёд,
Хотирашро ба тӯҳфа кардӣ шод
З-ин ҳикоят гузашт соле чанд,
Буд хоҷа ба ҳоли худ хурсанд.
Ногаҳон қосиде расид аз роҳ
Аз Нишопуру аҳли он огоҳ
Хоҷа аҳволи мусиле пурсид,
Гуфт мискин ба хоҷа ҷон бахшид.
З-он хабар вақти хоҷа дар ҳам шуд,
Дили шодаш нишонаи ғам шуд.
Биҳилӣ хост аз ситамзадагон,
Шодмон сохт ҷони ғамзадагон
Вақфҳо карду вақфнома навишт

Тухми чандин ҳазор некӣ кишт.
Бандагонро зи банд кард озод,
Сохт з-озодномаҳошон шод.
Қард адо он қадар, ки в-омаш[1] буд,
Вомдорон шуданд аз ӯ хушнуд.
Ба васоё забондарозӣ кард,
Бас касонро ки корсозӣ кард.
Даст аз кору бори динӣ баст,
Дида бар роҳи интизор нишаст.
То ба теғи ҷамоате бебок
Лавҳи ҷонашон зи лавҳи имон пок.
Қард ҷо дар хотираи шуҳадо

. . . . . . . . . . .

## Гуфтор дар эҳтиёҷ ба табиб, ки ҳифзи сиҳҳат барои вай манут аст ва муолиҷаи мараз банди пайравии машрут

Дил бувад устоди коргузор,
Тан ба дасташ ниҳода олати кор.
Кораш аз баҳри роҳати ду саройӣ
Ёрии халқу бандагии худой.
Шуғли устодро ба ҳар ҳолат,
Шарт бошад дурустии олат.
Аввал олат дуруст мебояд,
То аз ӯ корҳо дуруст ояд.
То қаламро нахуст дасти дабир,
Натарошад ба кизлики тадбир.
Наравад бар муроди дил қаламаш,
Хуш наёяд ба чашми кас рақамаш
То на кизлик зи санъати саккок

---

[1] *Вом* — қарз.

Шавад аз кундиву дурушти пок.
Қай қаламро тавон тарошидан,
Руй дафтар ба он харошидан
Ҳамчунин тан, ки олати дили туст,
Қорҳои дилат бо ӯст дуруст.
Ҳорисе[1] боядаш дақиқашинос,
К-аш зи офоти даҳр дорад пос.
Ҳифзи сиҳҳат кунад ба рӯз оғоз,
Сиҳҳати рафтаро биёварад боз.
Дар мазоҳат гар ихтилол афтад,
Мунҳариф гашта зи эътидол афтад.
Кунад аз ёварии илму амал
Ин ҳарифаш ба эътидол бадал.
Кист ҳорис табиби равшанрой,
Суда дар роҳи касби ҳикмат пой.
Бурда дар илми меҳнат таҳсил
Карда онро зи озмун такмил.
Муқбиле, мушфиқе накӯкоре,
Хотире з-ӯ надида озоре.
Бо ҳама базлагӯию хандонрӯӣ,
Бо ҳама меҳрубониву некӯхӯӣ.
На дар абрӯш чини сангдилӣ,
На гиреҳ бар ҷабини тангдилӣ.
Талъати ӯ шифои беморон,
Хандааш роҳати ҷигархорон.
Мутароққиб[2] лиқои яздонро,
Мутарассид[3] ризои ризвонро.
Дасти ӯ дар сабаб гӯ аҳли ҳиҷоб,
Дили ӯ бо мусаббаб-ул-асбоб[4]

---

[1] *Ҳорис* — посбон, нигаҳдор.
[2] *Мутароққиб* — поянда: нигарон, чашмдор.
[3] *Мутарассид* — чашм ба роҳ, мунтазир.
[4] *Мусаббаб-ул-асбоб* — сабаби сабабҳо, аввалин сабаб.

## Гуфтор дар таъриф ва тавсифи шеър ва тақсими он ба ду қисми мутақобил, ки яке осоиши ҷон асту дигаре коҳиши дил

Шеър чи бувад навои мурғи хирад,
Шеър чи бувад мисоли мулки абад.
Мешавад қадри мурғ аз ӯ равшан,
Ки ба гулхан дуруст ё гулшан.
Месарояд зи гулшани малакут,
Мекашад з-он ҳарими қуввату қут.
Мустамеъро зи фатҳбоби футӯҳ.
Медиҳад коми ҷону роҳати рӯҳ.
Ё худ аз гулхани ҳавову ҳавас
Мезанад дам зи дуднок нафас.
Сомеонро зи зикри лобаву лоғ,
Меҳнати хотир асту ранҷи димоғ
Гар бувад лафзи маънияш бо ҳам
Ин дақиқу латиф, он маҳкам.
Сити ӯ роҳи осмон гирад,
Номи шоир ҳама ҷаҳон гирид.
В-ар бувад аз табиат торик
Маънии ӯ насифу лафз ракик
Наравад аз бурути ӯ боло,
Пеши ришаш бимонад он коло.
Шеър бояд чу чашмасори зулол,
Аз укуди лаол моломол.
Нашавад оби ӯ ҳиҷоби гуҳар,
Балки гардад зи об тозаву тар.
На чу он чашмаи гилолуда,
Ки дар ӯ қаъри об нанмуда.
Натавонӣ дар ӯ гуҳар ҷустан,
Бал к-аз ӯ даст боядат шустан.
Лафзи ӯ тира маънияш торик,

Раҳ ба маънӣ зи лафзи ӯ борик.
То бафикрат дарун наранҷонӣ,
Накунӣ фаҳми он ба осонӣ.

## Ишорат ба баъзе аз шуарои мутақаддим...

Ҳаббазо шоирони мидхатсанҷ,
Бурда дар мадҳи шаҳриёрон ранҷ,
Номи эшон зи ҷунбиши аҳлом
Сабт карда ба дафтари айём.
Гар намондаст чашмашон зинда.
Номашон зиндаест поянда
Рӯдакӣ он ки дур ҳамесуфтӣ,
Мадҳи Сомониён ҳамегуфтӣ
Чун ба он қавм ҳамсафар мерафт,
На ба оини мухтасар мерафт.
Силаи назмҳои ҳамчу дураш
Буд дар бори чорсад шутураш.
Чун шутур з-ин работ берун ронд,
Бар замин ғайри шеър ҳеҷ намонд.
Номи ӯро ки мебаранд имрӯз,
Ҳаст аз он шеъри анҷуманафрӯз.
Ҳамчунин номи оли Сомонро
Неккорону некномонро
Зинда аз назми хеш медорад,
В-аз паси парда пеш меорад.
Унсурӣ он ки дошт унсури пок,
Қам чу ӯе фитад зи унсури хок.
Гавҳари силки чор унсур буд,
Гӯши гетӣ зи назмӣ ӯ пур буд.
Рӯдакӣ он чи з-оли Сомон ёфт,
Ӯ зи Маҳмуд бештар з-он ёфт
Силааш созбарги хушнудӣ,
Силакаш пилҳои маҳмудӣ.

Мушки мадҳаш ба оби шеър сиришт,
Қохи иқболро китоба навишт.
Сад раҳ аз ҷой рафт коху сарой,
Монд ҷовид он китоб ба ҷой.
В-он Муиззӣ, ки хоси Санҷар буд,
Дар фасоҳати забон чу ханҷар буд.
Ханҷари обдори пургавҳар
Гавҳараш мадҳи шоҳи динпарвар.
Анварӣ ҳам чу мадҳи Санҷар гуфт,
В-ин гаронмоя дур ба васфаш суфт,
Ки дил ар баҳру даст кон бошад,
Дилу дасти худойгон бошад.
Баҳр шуд хушку кон ба зилзила рехт,
В-он дур аз риштаи бақо нагсехт
Бо ҳама тумтароқ Хоқонӣ,
Баҳри тоҷоварони шервонӣ.
Гарчи дорад зи нағзгуфторӣ
Мадҳҳои ҳазординорӣ.
Накди аҳли ҷаҳон зи динораш
Нест ҷуз накдҳои гуфтораш.
Рафт Саъдиву дам зи якрангӣ,
Задани ӯ ба Саъд бин Зангӣ
Беҳ зи Саъду сарою айвонаш
Номи Саъдист дар «Гулистонаш».
Аз Саноию аз Низомӣ дон,
Ки зи дом уфтодагони ҷаҳон
Чун дар ин домгоҳ ёд оранд,
Аз ду Баҳромшоҳ ёд оранд.
Қ-ӯ Заҳир он ба мадҳи нағмасарой
Карда нӯҳ курсии фалак таҳи пой.
То бибӯсад рикоби мамдуҳаш,
Гардад абвоби ризқ мафтуҳаш.
Нест акнун зи чоплусии ӯ,
Ҷуз ҳадиси рикоббӯсии ӯ
Аз камоли гурӯҳи соидиён,

Нест чизе ба ҷуз сухан ба миён
Буд Салмон дар ин харобобод.
Мадҳгӯи Увайс бо Дилшод
Бар забон он чи монда з-эшон аст,
Чанд байте зи назми Салмон аст.
Эй бас айвон баркашида ба чарх,
В-эй басо қаср сар кашида ба чарх.
Қи барафрохтанд тоҷварон
Ёдгорӣ ба олами гузарон.
То аз ин кӯчгаҳ то баргузаранд,
Ҷамъояндагон дар он нигаранд.
Ёди пешиниён кунанд аз пас,
Ба саношон бароваранд нафас.
Чашм пӯшида чанд биншинӣ,
Хезу чашме кушой то бинӣ.
Қасрҳо паст аз зулоли даҳр
Қасриён банд дар салосили қаҳр.
З-он биноҳо намондааст осор,
Ҷуз китоба ба дафтари ашъор.
В-он ишоратро на сар, на бун аст.
Он чи боқист з-он ҳамин сухунаст.
Ёдгорӣ дар ин working
Нест беҳтар зи назму насри сухан.
Ба сухан зангҳо зудуда шавад,
Ба сухан бандҳо кушуда шавад.
Пас гиреҳ афтад аз замона ба кор,
Ки намояд кушоданаш душвор.
Ногаҳ аз шеваи суханронӣ,
Ниҳад он кор рӯ ба осонӣ.

## Муқовалаи шоири модеҳ бо хоҷаи мамдӯҳ

Шоиреро ба хоҷаи мамдӯҳ.
Ки бар ӯ рехт ба дурҳои футӯҳ

Рӯзе андар миён никор афтод,
Ҳар дуро аз он никор кор афтод.
Гуфт хоҷа ки шарм бод туро,
З-он чи гӯӣ намонд ёд туро.
В-он ҳама зар ки орӣ аз ҳама айб
Борҳо рехтам туро дар ҷайб.
Гуфт шоир, ки рост мегӯӣ,
Зин сухан роҳи рост мепӯӣ.
Лек з-он ғофилӣ, ки ман кардам,
Ки туро қиблаи сухан кардам.
Шеъри ман ҳаст мурғи фаррухфол,
В-аз мадеҳи ту номҳош ба бол
Ту нишаста даруни дарвоза
Карда аз ту ҷаҳон пуровоза.
Зар, ки додӣ ба ман худой гувост,
Ки аз он як дирам намонда ба ҷост
Он рафиқ ҳазор қофила рафт,
В-ин зи роҳи шикам ба мазбала рафт,
З-он фурӯзад сухангузори чароғ,
З-ин бисӯзад ба раҳгузори димоғ
З-он ба сар тоҷи ифтихорат монд,
З-ин ба фарқам ғубори ғорат монд
Ҳар якеро захира чист бубин,
Бо дили тангу тира кист бубин.

## Хотимаи китоб

Шеър шаъри хаёл бофтан аст,
Баҳри он шеър мӯшикофтан аст.
Ба абас шуғли мӯшикофӣ чанд,
Шеъргӯию шеърбофӣ чанд.
Гар чу истода коргар ҳама сол,
Шеъбофӣ кунӣ бад-ин минвол.
Накунад бо ту пеш аз ин айём,

Қ-ат ба бофандагӣ барорад ном.
Нест аз ному нанг ранг туро,
Гар аз ин ном нест нанг туро,
Ҳаст ҳиммат чу мағзу кор чу пӯст,
Кори ҳар кас ба қадри ҳиммати ӯст.
На чи гуфтам, чи ҷои ин сухан аст,
Рои доно ва рой ин сухан аст.
Қор фархунда гашта аз фарҳанг,
Қоргарро дар ӯ чи тӯҳмати нанг
Ҳиммати мард чун баланд бувад,
Дар ҳама кор арҷманд бувад
Нарасад ҷуз баланд меъроҷӣ,
Хайри нассоҷро зи нассоҷӣ.
Қор к-ояд зи корхонаи хайр
Дар ду олам бувад нишонаи хайр.
Нукта, к-аз табъи хурдадон зояд,
Баҳри шоҳони хурдадон шояд.
Мадҳи дунон ба нағз гуфторӣ,
Хурдадонро бувад нагунсорӣ.
Мухлисеро ба тангнои хамул
Баста бар худ дари хуруҷу духул.
На зи назмаш ҷавоҳири манзум,
Хонда аз номаи сано марқум.
На зи насраш лаолии мансур,
Дида дар номаи дуо мастур...
Чист он тӯҳфа бадраи зари ноб,
В-он ҳадья атийяи ноёб.
Бадраи бешумори бадр дар ӯ,
Ахтароне баландқадр дар ӯ.
Бадри тадвиру офтоби дурахш,
Лавнашон табъро масарратбахш.
Бар нисоби кавокиб марсуд,
Гар шавад кисраве зи вай мафқуд...



Оварад дар домани эҳсони хеш,
Парварад аз решаи пистони хеш.

## «Саломон ва Абсол»-и Мавлоно Абдураҳмони Ҷомӣ

Яке аз шевотарин достонҳои адабӣ-ишқии форс-тоҷик, ки дар зарфи панҷ қарни охир мавриди таваҷҷуҳи доимии аҳли адаб будааст, маснавии «Саломон ва Абсол»-и Нуриддин Абдураҳмони Ҷомӣ мебошад.

Достони «Саломон ва Абсол», ки матни чопи он соли 1913 (Тошканд) ба назари аҳли илм расидааст, камҳаҷмтарини маснавиҳои «Ҳафт авранг»-и Ҷомӣ буда дорои 1108 байт аст. Аммо дар баъзе нусхаҳои хаттӣ то 1130 байт ҳам дида шудааст. Ин достонро Мавлоно Ҷомӣ ба номи Султон Яъқуб ибн Узунҳасан Оққуюнлу (884—896) (1479—1491), ҳукмрони Табрез, гӯё дар соли 885 суруда аст. Дар ин маснавӣ матолибе ва мавзӯъҳое дар шикоят аз пирӣ дида мешавад ва чунин ба назар мерасад ва мантиқан ҳам бармеояд, ки Мавлоно Ҷомӣ ин достонро дар кӯҳансолӣ суруда бошад.

«Назми достони «Саломон ва Абсол» барои нахустин бор дар таърихи адаб ба василаи Мавлоно Ҷомӣ анҷом ёфтааст. Дар давраи ислом ин ҳикоят аз фарҳанги қадими Юнон иқтибос шуда ва дар осори муаллифони араб Ҳунайн ибн Исҳоқ, Ибн-ул-Аъробӣ, Ибн Туфайл ва бино ба гуфтаи Насриддини Тӯсӣ, дар ҳошияи «Ишорот»-и Ибни Сино низ оварда шудааст. Барои исботи ин қисса ба воситаи Ҳунайн ибн Исҳоқ аз юнонӣ ба арабӣ тарҷума шудааст, бояд гуфт, ки ин матлаб барои аҳли илм пӯшида нест, зеро матни он дар соли 1908 дар Қоҳира чоп шудааст. Аммо ин ҳам пӯ-

шида нест, ки маъруфтарин шакли ин қисса ҳамоно манзумаи Мавлоно Ҷомӣ мебошад, ки дар Мовароуннахр ва чӣ дар Туркияю Ҳиндустон ва дар мамлакатҳои дигари Ховарзамин машҳур аст. Чунон ки зикр шуд, дар таърихи адабиёти Шарқ Мавлоно Ҷомӣ нахустин суханварест, ки қиссаи кӯҳани Юнонро аз аввалин ва асилтарин нақл бар назм даровардa ба силсилаи маснавии худ пайваста аст. Дар асоси таҳқиқоти мавҷуда, ки дар ин матлаб дар Иттифоқи Советӣ ва дар кишварҳои хориҷӣ анҷом дода шудааст, яқинан мешавад гуфт, ки Ҷомӣ ин достонро дар асоси нақли юнонии он ки ба забони арабӣ Ҳунайн ибни Исҳоқ гардонида буд, сохтааст.[1] Бинобарин бояд ёдовар шуд, ки Мавлоно Ҷомӣ ҳеҷ гоҳ мавзӯъи достони «Саломон ва Абсол»-ро чунон, ки чанде аз донишмандони Шарқу Ғарб пиндоштаанд аз Ибни Сино ё Ибни Туфайл ва дигарон иқтибос накардааст[2].

Баъзе аз муҳаққиқон сарчашмаи қиссаи Ибн Синоро ҳам иштибоҳан тавзеҳ додаанд, зеро фақат аз рӯи гуфтаҳои Ҷузҷонӣ натиҷагирӣ ва хулосабарорӣ кардаанд. Ва ҳол он ки қиссаи «Саломон ва Абсол» ба қалами Абуалӣ ибн Сино дар китоби «Рисолаи ҳукамо» мавҷуд аст ва дар ганҷинаи дастхатҳои Институти шарқшиносии АФ РСС Ӯзбекистон нигаҳдорӣ мешавад.[3]

---

[1] Ниг. К. *Айнӣ.* Великий творец поэмы «Саламан и Абсаль»— *Абдурахман Джами.* Саламан и Абсаль. Душанбе — Цвикау 1977, с. 12—13.

[2] Ниг. *А. Крымский.* История Персии и ее литературы и дервишской теософии, III, № 1—2, М. 1914—1917, с. 124, эзоҳи *К. Чайкин.* Нуреддин Абдурахман Джами—сб. «Восток», т. II, М—Л, 1935, с. 426. *Зулмадж* — Мухтасаре аз фалсафаи Ибн Сино ва нуфузи он дар Ғарб. Теҳрон, 1952, с. 154. *Али Асғари Ҳикмат.* Ҷомӣ. Теҳрон, 1320; *Е. Э. Бертельс.* Хитоба. Ҷашнномаи ибни Сино, ч. 2, Теҳрон, 1344, с. 18; *Е. Э. Бертельс.* Навои и Джами. М., «Наука» 1965. с. 272.

[3] Дастхати рақами 2385, в. 101—102. Ниг. *С. Мирзоев.* Ибн Синонинг шарқшинослик институтида мавҷуд асарлари. Ташкент, АН УЗССР 1955, с. 192—200. *А. Идрисов.* Абуали Ибн Синонинг «Саломон ва Абсол» қисаси, АН Узб. ССР, Ташкент, 1973. Ниг. *К. Айнӣ.* Великий творец поэмы «Саламан и Абсаль»—*А. Джами.* Саламан и Абсаль. Душанбе, —Цвикау, 1977, с. 13. Эзоҳи 15.

Дар ин маврид бисьёр бачост ишора шавад, ки донишманди афгонӣ Абдулҳай Ҳабибӣ дар китоби худ «Нигоҳе ба Саломон ва Абсол ва савобиқи он»[1] достони Мавлоно Ҷомиро комилан саҳеҳ тавзеҳ додааст, ҳарчанд, ки нусхаи хаттии қиссаи «Саломон ва Абсол» аз ганҷинаи Институти Ховаршиносии Академияи Фанҳои Ўзбекистон дар дастраси вай набудааст.

Абдураҳмони Ҷомӣ бо ин ки мавзўи маснавии «Саломон ва Абсол» ро аз Ҳунайн ибн Исҳоқ иқтибос кардааст, вале вай барои манзумаи худ ба таври куллӣ аз шаклу мазмуни ин қисса истифода карда, мазмун ва матолиби тозаи бикри фикрӣ ба қолаби он овардааст. Ва зимнан як силсила ҳикоёт ва тамсилоти гуногуни адабӣ ва ахлоқии судмандеро дар пайкари достони дилангези худ гунҷоиш додааст. Илова бар ин мешавад яқинан пиндошт, ки Мавлоно Ҷомӣ ин достонро оинаи ақоид ва назариёти хеш қарор дода хостааст, ки дар поёни рўзгораш афкор ва орзуҳои хешро ба ин васила ба таври возеҳ ба хонанда намоиш диҳад ва аз ин лиҳоз метавон гуфт, ки достони «Саломон ва Абсол» намоишгари равшан ва мунъакискунандаи афкори ҷамъиятии мардони барҷастаи он рўзгор буда дар радифи осори Абдураҳмони Ҷомӣ ва бузургони дигари он замон мақом ва манзилати хосаеро доро будааст. Дар воқеъ Мавлоно Ҷомӣ дар ин асараш афкору ақидаи пешқадамона ва инсондўстии худро ба назми фасеҳи расо ва сухани бадеъ баён карда, адлу инсоф, меҳру вафо ва муҳаббату шафқатро, ки ҳамеша беҳтарин орзуҳои башар будаанд, ба зарофати хосе ва бо қалами ороставу пироста васф намудааст.

Масалан назари Мавлоно Ҷофиро дар хусуси ҳукумат ва кишвардорӣ ба таври мўъҷиз дар мисраъҳои зерин метавон дид:

Нуктае хуш гуфтааст он дурбин<br>
Адл дорад мулкро қоим, на дин.<br>
Куфркеше, к-ў ба адл ояд фареҳ,<br>
Мулкро аз золими диндор беҳ.

---

[1] Нигоҳе ба «Саломон ва Абсол»-и Ҷомӣ ва савобиқи он, аз *Абдулҳай Ҳабибӣ*. Таълиқ аз *Муҳаммад Исмоили* Мубаллиғ 1343.

Ақидаҳои пешқадамонаи Мавлоно Ҷомӣ, ки дар достоин «Саломон ва Абсол» инъикос ёфтаанд, барои он замон ва пас аз он ҳам аҳамияти фавқулоддаи иҷтимоӣ доштанд, зеро онҳо мардумро, ки гирифтори азобу беадолатӣ буд, тасалло медоданд ва як навъ раҳнамоӣ менамуданд, фармонравоёнро ба роҳи неку накуӣ ташвиқ мекарданд, дарси ахлоқу тариқи адлу инсофро нишон медоданд. Тасодуфӣ набуд, ки дере нагузашта «Саломон ва Абсол»-и Мавлоно Ҷомӣ ба қалами Маҳмуд ибни Усмони Ломеӣ ба забони туркӣ тарҷума шуд, Абдибеки Шерозӣ ба пайравии вай назира сохт, сипас бо кӯшиши Муҳаммадризо Огаҳӣ барои хони Хева ин достон ба забони туркии ӯзбекӣ гардонда шуд.[1]

Дар соли 1956 достони «Саломон ва Абсол»-и Мавлоно Ҷомӣ ба василаи Фитз Джеральд ба шеъри англисӣ тарҷума шуд. Сипас тарҷумаи ин достон ба насри франсавӣ дар Париж анҷом дода шуд, ки дар соли 1928 чоп шудааст.

Хонандагони рус аз оғози қарни гузашта бо намунаи осори Мавлоно Ҷомӣ ошноӣ пайдо карданд. Вале қисмҳои асосии достони «Саломон ва Абсол»-ро дар соли 1935 шарқшиноси маъруфи рус Константин Чайкин русӣ гардонида интишор дода буд. Баъдтар шоир ва мутарҷими рус Владимир Державин достонро ба таври хеле комилтаре ба риштаи шеъри русӣ кашид, ки борҳо ба табъ расидааст.

*К. Айнӣ.*

---

[1] Ниг. Девони Огаҳӣ (Таъйиз-ул-ошиқин), нусхаи ИШ АФ СССР, 1944, в 76

## Ҳикояти он соддае, ки дар анбӯҳи шаҳр кадуе бар пои худ бает то худро гум накунад.

Содае з-ошӯби гардишҳои даҳр,
Қард аз саҳрову дашт оҳанги шаҳр.
Дид шаҳре пурфиғону пурхурӯш,
Омада з-анбуҳии мардум ба ҷӯш.
Беқаророни ҷаҳон дар ҳар мақар,[1]
Дар таку пӯ бар хилофи якдигар.
Он якеро аз бурун азми дарун,
В-он дигарро аз дарун майли бурун.
Он якеро аз ямин[2] рӯ дар шимол,[3]
В-он дигар сӯи ямин ҷунбишсигол,[4]
Содаи мискин чу дид ин корубор,
Аз миёна кард ҷо аз як канор.

---

[1] *Мақар* — кароргоҳ.
[2] *Ямин* — рост.
[3] *Шимол* — чап.
[4] *Сигол* — хаёл, андеша. Ҷунбишсигол дар ин ҷо ба маънои ҳаракаткунанда.

Гуфт: «Агар ҷо дар сафи мардум кунам,
Ҷон он дорад, ки худро гум кунам.
Як нишона баҳри худ нокарда соз,
Хештанро тавонам ёфт боз».
Иттифоқан як каду будаш ба даст,
Он каду баҳри нишон бар пой баст.
То чу худро гум кунад дар шаҳру кӯ,
Боз ёбад чун бубинад он каду.
Зираке он рози ӯ донист зуд,
Дар паяш афтод то ҷое ғунуд[1]
Он кадуро ҳоли аз вай боз кард,
Бар тани худ баст хоб оғоз кард.
Содда чун бедор шуд дид он каду,
Баста бар пои касе паҳлуи ӯ.
Бонг бар вай зад, ки хез эй сусткеш —
К-аз ту ҳайрон мондаам дар кори хеш.
Ин, манам ё ту, намедонам дуруст,
Гар манам, чун ин каду бар пои туст?
В-ар туӣ ин, ман куҷоям? Кистам?
Дар шуморе менаёрам, чистам?
Эй худо! Он хоми бесармоям,
Аз ҳама хомон фурӯтар моям,
Деҳ ба фазлат равнаҳе ин мардро,
Кун зи лутфат худ даво ин дардро.
То зи ҳар олоише софӣ шавад,
Аҳли дилро шарбати шофӣ[2] шавад».
Ҷомиосо як ба якро шодком,
Хум-хум ар набвад расонам ҷом-ҷом.
В-ар ба ман ин макрамат бошад бадеъ,
Хоҷаи Қавнайнро орам шафеъ...[3]

---

[1] *Ғунудан* — хобидан.
[2] *Шофӣ* — шифодиҳанда.
[3] Пас аз ин мисраъ боби «Наъти Хоҷа...» иборат аз 16 байт ихтисор шуд.

# Ҳикояти он ғуломи нахваткеш[1], ки ба воситаи макнати[2] хоҷаи хеш аз меҳнати қаҳту тангсол бебок[3] буд ва лоуболӣ[4]

Дар диёри Миср қаҳтӣ хост сахт,
Қ-аз фазаъ[5] ҳар кас ба Нил андохт рахт.
Чун ба сӯи нон раҳе нашнохтанд,
Нақли ҳастиро дар об андохтанд.
Буд ҷоне қимати ҳар тои нон,
Нон ҳаме гуфтанду медоданд ҷон.
Бихраде зебо ғуломеро бидид,
Қ-у ба фахру ноз доман мекашид.
Талъате чун қурси хур ороста,
Не зи камхорӣ маҳосо коста.
Тозарӯю ханданоку шодком,
Ҳар тараф чун шоҳ хуррам аз хиром.
Бихрадаш гуфт эй ғулом аз фахру ноз,
Чанд бошӣ саркашу гарданфароз?
Аз ғами нон оламе хору дижам
Ту чароӣ инчунин фориғ зи ғам?
Гуфт: «Бар сар хоҷае дорам карим,
Ҳастам аз инъоми ӯ ғарқи наим.
Хон пур аз нон, хонааш пур гандум аст,
Номи қаҳт аз хонумони ӯ гум аст.

---

1 *Нахваткеш* — ғурурпеша.
2 *Макнат* — тавоной, ин ҷо ба маънои дорой.
3 *Бебок* — нотарс.
4 *Лоубол* — бепарво.
5 *Фазаъ* — тарс.

Чун набошам хурраму шод инчунин,
В-аз газанди қаҳт озод инчунин...[1]

## Ҳикояти он шоире, ки даъвои мадҳи шоҳ кард ва номаи мухтасар пеши шоҳ овард.

Шоире шуд пеши шоҳи номвар,
Қ-эй зи рифъат[2] суда бар афлоқ сар.
Дар мадеҳат[3] тоза шеъро[4] гуфтаам,
Гавҳари равшан чу шеъре суфтаам.
Гар чи халқе дурри мадҳат суфтаанд,
Инчунин мадҳе туро кам гуфтаанд.
Номае онгаҳ ба дасти шоҳ дод,
Карда номи шоҳу бас дар он савод[5].
Шоҳ гуфташ: «Эй тиҳӣ аз ақлу ҳуш,
Беҳ ки бошӣ аз чунин мадҳе хамӯш.
Нест нақши номаат ҷуз ному бас,
Зикри номи кас набошад мадҳи кас.
Не ба мулку адл васфам кардаӣ,
Не ҳадиси тахту тоҷ овардаӣ.
Дур аз ин авсоф чун номам барӣ?
Он набошад шеваи мадҳоварӣ».
Гуфт: «Шоҳо ту бад-ин фархунда ном,
Ёфтӣ шӯҳрат ба авсофи киром[6].

---

[1] Пас аз ин мисраъ 2 байт ва як боби «Дар мадҳ...», иборат аз 28 байт ихтисор шуд.
[2] *Рифъат* — баландмартабагӣ, баланддараҷагӣ.
[3] *Мадеҳ* — ситоиш.
[4] *Шеъро* — номи ситораест, ки пеш аз ислом баъзе қабилаҳои араб онро чун худо мепарастиданд. Бисьёр равшан ва зебост — Сириус.
[5] *Савод* — навишта, сабтшуда.
[6] *Киром* — ҷамъи карим. Авсофи киром — сифатҳои неки бузургон.

Ҳар ки хонад номи ту ё бишиавад,
Ҷуз бад-ин авсоф зеҳнаш кай шавад!
Чун бувад номат бад-ин авсоф долл[1]
Дафтаре бошад зи авсофи камол.
Гар чи ҳарфе ғайр аз ин мазкур нест,
Мадҳи ту гар хонам инро дур нест.[2]

## Дар сифати заъф[3] ва пирӣ ва садди[4] боби манфиатгирӣ аз машоир[5] ва қуво[6] ва ҷаворeҳ[7] ва аъзо.

Умрҳо шуд то дар ин кохи куҳан,
Тори назмам баста бар уди сухан.
Ҳар замон аз нав навое мезанам,
Дам зи дерин моҷарое мезанам.
Рафт умру ин наво охир нашуд,
Қост ҷон в-ин моҷаро охир нашуд.
Пушти ман чун чанг хам гашту ҳанӯз,
Ҳар шабе дар сози удам то ба рӯз,
Уд носозасту карда рӯзгор,
Дасти мутрибро зи пирӣ раъшадор.

---

[1] *Долл* — роҳнамоянда, далолаткунанда.
[2] Пас аз ин мисраъ бобҳои «Изҳори аҷз...» ва «Интиқол...» ҷамъан 27 байт ихтисор шуд.
[3] *Заъф* — сустӣ.
[4] *Садд* — банд.
[5] *Машоир* — ҳаваси ҳамса (панҷ ҳис) ва шуур.
[6] *Қуво* — қувватҳо.
[7] *Ҷаворeҳ* — дасту пову забон ва дигар аъзои одамӣ.

Нагмаи ин уд мавзун чун бувад,
Лаҳни ин мутриб ба қонун чун бувад.
Вақт шуд ин удро хуш бишканам,
Баҳри буи хуш дар оташ афканам.
Хом бошад удро оташ задан,
Хуш бувад дар уди хом оташ задан...[1]
Рахнаҳо дар растаи дандон фитод,
Қай тавон бар хурданӣ дандон ниҳод.
Хурданам мебояд акнун тифлсон,
Нони хоида ба дандони касон.
Қоматам шуд кӯзу мондам сар ба пеш,
Гаштаам моил ба сӯи асли хеш.
Модарам хокасту ман тифли разеъ[2]
Майли модар нест аз тифле бадеъ[3]
Зуд бошад к-орамида з-изтироб.[4]
Дар канори модар афтам ман ба хоб.
Аз ду чашми ман наёяд ҳеч кор,
Аз фарангишиша[5] ногашта чаҳор.
Дарди по то гашта ҳамзонуи ман,
Шуд паси зону нишастан хӯи ман.
Пои ман дар хостан бошад забун,[6]
То нагардад соиди танро сутун.
Лоҷарам бо даъвии тақсири ман,
Мидҳати шаҳ шуд гиребонгири ман.
Лек мадҳашро
дар ин дерина коҳ,
Буд, дар боист майдони фарох.

---

[1] Пас аз ин мисраъ 2 байт ихтисор шуд.
[2] *Разеъ* — тифли ширхора.
[3] *Бадеъ* — навпайдошуда, тоза. Маънои ин мисраъ: ба модар майл кардани кӯдак чизи тозае нест.
[4] *Изтироб* — парешон шудан, бетоқатӣ.
[5] *Фарангишиша* — айнак.

Мекунам майдони ӯ з-ин маснавӣ,
Медиҳам оини мадҳашро навӣ.
В-арна будам маснавиҳо сохта,
Хотир аз амсолашон пардохта...[1]

## Ҳикояти Маҷнун, ки дар бодия аз ангушт қалам карда бар тахтаи реги раммолон рақаме мезад, гуфтанд: «Ин навиштан чист ва ин навишта аз барои кист?» Гуфт: «Ин номи Лайлист, ки ба навиштани он менозам чун ӯ бад нест».

Дид Маҷнунро яке саҳронавард,
Дар миёни бодия биншаста фард.[2]
Сохта бар рег з-ангуштон қалам,
Мезанад ҳарфе ба дасти худ рақам.
Гуфт: — Эй мафтуни шайдо чист ин?
Менависӣ нома,
сӯи кист ин?
Ҳар чӣ хоҳӣ дар саводаш ранҷ бурд,
Теғи сар-сар[3] хоҳадаш ҳолӣ сутурд.[4]

---

1 4 байт ихтисор шуд.
2 *Фард* — танҳо.
3 *Сар-сар* — боди тунд, шамоли сахт.
4 *Сутурдан* — тарошидан.

Ин халалҳо[1] муқтазои[2] пирияст,
Вой он к-ӯ мубталои пирияст.
Ҳар халал к-аз пирӣ афтад дар мизоҷ,
Нест мақдури[3] табиб онро илоҷ.

## Ҳикояти он пири ҳаштодсола, ки пеши табиб рафт ва аз вай илоҷи заъфи худ пурсид ва ҷавоб додани табиб, ки «Илоҷи ту он аст, ки ҷавон шавӣ ва аз ҳаштод ба чил вопас равӣ»

Кард, пире умри вай
ҳаштод сол
Аз ҳакиме ҳоли заъфи худ суол.
Ҳам қавотеъ аз буридан
кунд ғашт,
Ҳам тавоҳин з-орд кардан даргузашт.
Гуфт: «Дандонам зи хӯрдан
гашт суст,
Ноя̄д аз вай шуғли хоидан дуруст.
Чун нагардад луқма нармам
дар даҳон,
Ҳазми он бар меъда меояд гарон.
Ҳазм бар меъда
чу бошад нотамом,
Қуввати аъзо чи сон бахшад таом.

---

[1] *Халал* — табоҳӣ.
[2] *Муқтазо* — тақозокунанда.
[3] *Мақдур* — кудрат, тавоной.

Миннате бошад зи ту бар ҷони ман,
Гар барӣ ин сустӣ аз дандони ман.
Гуфт бо он пире донишвар ҳаким:
«Қ-эй дилат аз меҳнати пирӣ дуним.
Чораи заъфат пас аз ҳаштод сол,
Ҷуз ҷавонӣ нест в-он бошад маҳол.
Растаи дандони ту гардад қавӣ,
Гар аз ин ҳаштод чил вопас равӣ.
Лек чун вопас шудан мақдур нест,
Гар ба ин сустӣ бисозӣ дур нест.
Чун аҷал аз тан ҷудоӣ бахшадат,
Аз ҳама сустӣ раҳоӣ бахшадат».

## Дар сабаби назми китоб ва боиси тартиби арзи ин хитоб.

Заъфи пирӣ қуввати табъам шикаст,
Роҳи фикрат бар замири[1] ман бубаст.
Дар дилам фаҳми сухандонӣ намонд,
Бар лабам ҳарфи суханронӣ намонд.
Беҳ ки сар дар ҷайби[2] хомӯшӣ кашам,
По ба домони фаромӯшӣ кашам.
Нисбате дорад ба ҳоли ман қавӣ,
Ин ду байт аз Маснавии Мавлавӣ.
Қайфа яътилназми ли ва-л-қофия
Баъда мо заъфат усул-ул-офия[3]
Қофия андешаму дилдори ман
Гӯядам м-андеш ҷуз дидори ман...[4]

---

[1] *Замир* — таҳи дил, сирри дил.
[2] *Ҷайб* — гиребон, бағал.
[3] Арабӣ: чӣ тавр ман машғули назму қофия гардам, ҳол он ки тандурустӣ аз ман дур шудааст.
[4] Пас аз ин мисра 6 байт ихтисор шуд.

Кай ба лавҳи рег боқӣ монадаш,
То каси дигар пас аз ту хонадаш.
Гуфт: «Шарҳи ҳусни Лайлӣ медиҳам,
Хотири худро тасаллӣ медиҳам.
Менависам номаш аввал в-аз қафо,
Менигорам[1] номаи ишқу вафо.
Нест ҷуз номе аз ӯ дар дасти ман,
З-он баландӣ ёфт қадри пасти ман.
Ночашида ҷуръае аз ҷоми ӯ,
Ишқбозӣ мекунам бо номи ӯ».

## Гуфтор дар муваффақ шудани хилофатпаноҳӣ ба иҷтиноб[2] аз баъзе манохӣ...[3]

Ҳаббазо,[4] шоҳе, ки дар аҳди шубоб,[5]
Шуд зи тавба ҳамчу пирон дастьёб.
Гарчи аз бода лаб олуд ӯ нахуст,
З-он ба оби тавба охир лаб бишуст.
Ҷоми май бо он ҳама оби тараб,
Монд дур аз маҷлиси ӯ хушклаб.
Хум гирифта меъда холӣ аз ҳаром,
Гӯшае, чун зоҳидони некном.

---

[1] *Нигоштан* — навиштан, нақш кардан.
[2] *Иҷтиноб* — дар шудан, яксӯ шудан.
[3] *Манохӣ* — боздошташуда.
[4] *Ҳаббазо* — хуб, беҳтар.
[5] *Шубоб* — ҷавонӣ.

Гашта маҳрум аз ҳарими[1] базми ӯ,
Даст андар сар ба сад ҳасрат сабу.[2]
Гарчи буд з-у сурохӣ[3] сарфароз,
Монда з-он бо гардани хам даст боз.
Қай барад паймона суи бода пай?
Бодпаймоист з-ин пас кори вай.
Ҷумла ҳайвонотро чашмасту гӯш,
Хоси инсон бошаду бас ақлу ҳуш.
Душмани ҳуш аст май,
эй ҳушманд,
Дӯстро мағлуби душман кам писанд.
Бо дусад хирман зари комильиёр
Нимҷав ҳуш ар фурӯшад рӯзгор.
Бихрад он беҳтар ки умре хун хӯрад,
То харад он нимҷав ҳушу хирад.
Не ки гирад як-ду ҷуръа май ба каф,
Накди донишро кунад яксар талаф.
По ниҳад аз ҳадди доной бурун,
Рахти хеш орад ба сарҳадди ҷунун.
Умрҳо май хӯрдию бехуд шудӣ,
Бандаи фармони неку бад шудӣ.
З-он ҳама майхорию хуррамдилӣ,
Ҳосили ту чист ҷуз беҳосилӣ?
Ончунон садсоли дигар гар хӯрӣ,
Пай ба чизе ғайр аз ин,
мушкил барӣ
Айши поринро ки кардӣ,
мешинос,
Соли дигарро бар он мекун қиёс.

---

[1] *Ҳарим* — зиёрат.
[2] *Сабӯ* — кӯза.
[3] *Сурохӣ* — шиша.

## Ҳикояти он порадӯзи ба хирқаи порадӯзӣ асбоби маишатандӯз, ки ҳар меваи тоза ки расидӣ, аз он миқдоре харидӣ ва пеши аёлу атфоли худ бурдӣ ва бо эшон бихӯрдӣ ва гуфтӣ: ба ин хурсанд бошед ва чеҳраи ҳиммати худро ба андешаи зиёдат махарошед, таъми ин мева ҳама сол ҷуз ин нест ва маро иститоати[1] харидан беш аз ин не

Порадӯзе буд дар ақсои[2] Рай,[3]
Мутмаин[4] бар порадӯзӣ рои вай.
Бо хамида пуште аз бори аёл,
Дошт муште тифлакони хурдсол.
Буд бар далқи[5] маоши хештан,
Рӯзу шаб навпорадӯзи васлазан.[6]
Чун расидӣ меваҳои соли нав,
Хотираш будӣ ба ҳар мева гарав.
Сӯи аҳли худ ба сад гуна ҳиял[7],
Омадӣ ҳам ҷайб аз ӯ пур ҳам бағал.
Пеши эшон рехтӣ онро далер,
То бихӯрдандӣ ҳама он мева сер.
Баъд аз он гуфтӣ, ки эй афтодагон,
Бар фироши[8] меҳнату ғамзодагон.

---

1 *Иститоат* — иқтидор.
2 *Ақсо* — канорҳо, атроф.
3 *Рай* — номи қадими шаҳри Теҳрон.
4 *Мутмаин* — дилаш ором ёфта.
5 *Далқ* — либоси пашминаи дарвешон.
6 *Васла* — пораи ҷома ва коғаз.
7 *Ҳиял* — ҷамъи ҳила-ҳилаҳо.
8 *Фирош* — рахти хоб.

Гар фитад садбор з-ин мева ба чанг,
Ҷумларо инаст таъму бую ранг.
Тарки озу[1] орзуманди кунед,
Табъро моил ба хурсанди кунед.
Ман чу хокам зери пои фарқ паст,
Беш аз инам бар намеояд зи даст...[2]

## Ҳикояти он майпараст, ки ба маротиби камол пайваст, аз вай сабаби он пурсиданд, гуфт: «Ин аз баракати он ёфтам, ки ҳаргиз бар ҷом лаб наёвардам, ки ҳаргиз бар азимати[3] он буда бошам ки ба ҷоми дигар олуда гардам.

Майпарасте ру ба роҳи тавба кард,
В-аз гунаҳ ҷо дар паноҳи тавба кард.
Ёфт аз тавба мақомоти баланд,
В-омадаш сайди вилоят дар каманд.
Қард соҳибдидае аз вай суол,
К-«эй ниҳода по ба сарҳадди камол,
Солҳо дар кори май биштофти,
Ин каромат аз чи хислат ёфти?»
Гуфт: «Ҳар гоҳе ки ҷоми май ба лаб,
Мениҳодам баҳри шодию тараб
Қам гузашти дар замири ман, ки боз
Дасти худ орам ба ҷоми май фароз.

[1] *Оз* — ҳирс.
[2] Пас аз ин мисраъ боби «Дар баёни он ки...» иборат аз II байт ихтисор шуд.
[3] *Азимат* — қасд.

Гайри ин маънӣ нагаштӣ дар дилам,
К-аз нишоти май дили худ бигсилам.[1]
Юмни[2] ин ният маро тавфиқ дод,
Сад дари роҳат ба рӯи ман кушод».

## Ишорат ба хобе, ки нозим дар аснои назми ин дебоча дида ва таъбири он чунончи худ карда писандида

Чун расидам шаб бад-ин ҷо з-ин хитоб,
Дар миёни фикратам бирбуд хоб.
Хешро дидам ба роҳе бас дароз,
Поку равшан чун замири аҳли роз.
Не зи бодаш гардро ангезише,
Не ба хокаш обро омезише.
Буд алқисса раҳи бегарду гил,
Ман дар он раҳ гомзан осудадил.
Ногаҳ овози сипоҳи пурхурӯш,
Аз қафо омад дар он роҳам ба гӯш.
Бонги човушон[3] дилам з-он ҷо бибурд,
Ҳушам аз сар,
қувватам аз по бибурд.
Чора меҷустам паи дафъи газанд,[4]
Омад андар чашмам айвони баланд.

---

[1] *Бигсилидан* — кандан.
[2] *Юмн* — хуҷаста, баракат.
[3] *Човуш* — сардори аскар, қофила ва корвон.
[4] *Газанд* — зарар.

Чун шитобон сӯи ӯ бурдам паноҳ,
То шавам эмин зи осеби сипоҳ.
Аз миёншон волиди шоҳи заман[1]
Он ба ному сурату,
сират Ҳасан.
Боргире[2] чархрифъат[3] зери рон,
Рух фурӯ ҳишта[4] чу меҳру маҳ бар он.
Ҷомаҳои хусравонӣ дар бараш,
Баста кофурӣ-амома[5] бар сараш.
Тофт сӯи ман инон хандону шод,
Бар ман аз ханда дари роҳат кушод.
Чун ба пеши ман расид,
омад фуруд,
Бӯса бар дастам заду пурсиш намуд.
Хуш шудам з-он чорасозиҳои ӯ,
Шод аз он мискиннавозиҳои ӯ.
Дар сухан бо ман басе гавҳар фишонд,
Лек аз онҳо ҳеҷ дар гӯшам намонд.
Субҳидам к-аз рӯи бистар хостам,
Аз хирад таъбири он дархостам.
Гуфт: Ин лутфу ризоҷӯӣ зи шоҳ,
Бар қабули назми ман омад гувоҳ.
Якнафас з-ин гуфтугӯ маншин хамӯш,
Чун гирифтӣ пеш, дар итмом кӯш.
Чун шунидам аз вай ин таъбирро,
Чун қалам бастам миён таҳрирро.
Бу к-аз он сарчашмае к-ин хоб хост,
Ояд ин таъбир аз ин ҷо низ рост.

---

[1] *Заман* — замона, рӯзгор, вақт.
[2] *Боргир* — асп.
[3] *Чархрифъат* — аспи баландқомат.
[4] *Ҳиштан* — гузоштан.
[5] *Кофурӣ амома* — саллаи сафед.

## Ҳикояти таъбир кардани муаббир[1] хоби он содамардро бар сабили сухрия[2] ва истеҳзо ва рост шудани он таъбир бе шоибаи[3] табдил ва тағьир

Рафт пеши он муаббир содае,
Аз раҳи ақлу хирад афтодае.
Гуфт: «Дидам субҳидам худро ба хоб,
Дар даҳе саргашта вайрону хароб.
Ҳар куҷо аз дур дидам хонае,
Буд бедевору дар вайронае.
Чун ниҳодам дар яке вайрона пой,
Кард пои ман даруни ганҷ ҷой».
Он муаббир гуфт бо мискин ба танз,[4]
К-эй гаронмоя зи ганҷи кунту канз.[5]
Оҳанин наълайн андар по фиган,
Санг бар хоро шикофу кӯҳ кан.
Ҳар замон мекаш ба як вайрона рахт,
Пои худро бар замин мекӯб сахт.
Ҳар куҷо поят хӯрад ғутта ба хок,
Кун ба нохунҳои даст онро мағок.[6]
Чун диҳӣ он хокро з-ин сон шикаст,
Шак надорам к-афтадат ганҷе ба даст.
Чун ба сидқу эътиқод он содамард,
Рафту бар қавли муаббир кор кард.
Шуд фурӯ дар ҷустуҷӯ нобурда ранҷ,
Дар нахустин гом пои ӯ ба ганҷ.

---

[1] *Муаббир* — таъбиркунандаи хоб.
[2] *Сухрия* — истеҳзо, масхара.
[3] *Шоиба* — омезиши чизи баду нек, олудагӣ.
[4] *Танз* — сухани киноямез.
[5] *Ганҷи кунту канз* — ганҷи маҳфӣ.
[6] *Мағок* — пастӣ, амиқ, чуқур.

Сидқ мебояд ба ҳар коре ки ҳаст,
То фитад домони мақсудат ба даст.
Гар фитад дар сидқат андак тобу печ,
Ҷустуҷӯи ту ҳама ҳеҷасту ҳеҷ.

## Оғози мақол дар шарҳи сурати Саломон ва Абсол

Шаҳриёре буд дар Юнонзамин,
Чун Сикандар соҳиби тоҷу нигин.
Буд дар аҳдаш яке ҳикматшинос,
Кохи ҳикматро қавӣ карда асос.
Аҳли ҳикмат як ба як шогирди ӯ,
Ҳалқа баста ҷумла гирдогирди ӯ.
Шоҳ чун донист қадрашро шариф,
Сохташ дар хилвати суҳбат ҳариф.
Ҷуз ба тадбираш нарафтӣ ним гом,
Ҷуз ба талқинаш наҷустӣ ҳеҷ ком.
Дар ҷаҳонгирӣ зи бас тадбир кард,
Қоф то қофаш ҳама тасхир[1] кард.
Шоҳ чун набвад ба нафси худ ҳаким,
Ё ҳакиме набвадаш ёру надим,
Қасри мулкашро бувад буньёд суст,
Кам фитад қонуни ҳукми ӯ дуруст.
Холӣ аз наъту[2] нишони адлу зулм,
Фарқ натвонад миёни адлу зулм.
Зулмро бандад ба ҷои адл кор,
Адлро донад ба сони зулм ор.
Олам аз бедоди ӯ гардад хароб,

---

[1] *Тасхир* — муссахар кардан, ба даст даровардан, асир гирифтан.
[2] *Наът* — сифат, васф, тавсиф.

Чашмасори мулку дин аз вай сароб.
Нуктае хуш гуфтааст он дурбин,
Адл дорад мулкро қоим на дин.
Куфркеше к-ӯ ба адл ояд фиреҳ,[1],
Мулкро аз золими диндор беҳ.[2]

## Зоҳир шудани орзӯи фарзанд дар шоҳ ва сухан рондани ҳаким дар он боб

Чун ба тадбири ҳакими номдор,
Ёфт гетӣ бар шаҳи Юнон қарор.
Бар сари гетӣ мусаххар сохташ
Сони иснайни Сикандар сохташ.[3]
Як нигинро аз ҳама рӯи замин,
Хориҷаш нагзошт аз зери нигин.
Шаҳ шабе аз ҳоли хеш андеша кард,
Шеваи неъматшиносӣ пеша кард.
Хилъати иқбол бар худ ҷуст ёфт,
Ҳар чи аз асбоби давлат ҷуст ёфт.
Ғайри фарзанде, ки аз иззу шараф,
Аз паси рафтан бувад,
ӯро халаф.[4]
Дар замири шаҳ чу ин андеша хост,
Гуфт бо донои ҳикматпеша рост.
Гуфт: «Эй дастури шоҳӣ[5] пешаат.

---

[1] *Фиреҳ* — фаровон, бисьёр афзун.
[2] Пас аз ин мисраъ боби «Ишорат...» иборат аз 5 байт ихтисор шуд.
[3] Яъне Искандари сонит сохт.
[4] *Халаф* — ҷонишин, маҷозан фарзанд.
[5] *Дастури шоҳӣ* — вазирӣ.

Офарин бодо бар-ин андешаат.
Ҳеҷ неъмат беҳтар аз фарзанд нест,
Ҷуз ба ҷон фарзандро пайванд нест.
Ҳосил аз фарзанд гардад коми мард,
Зинда аз фарзанд монад номи мард.
Чашми ту то зиндаӣ равшан бад-ӯст,
Хоки ту чун мурдаӣ гулшан бад-ӯст.
Даст ӯ гирад, агар афтӣ зи пой,
Поят ӯ бошад, агар монӣ ба ҷой.
Пушти ту аз пуштияш гардад қавӣ,
Умрат аз дидори ӯ ёбад навӣ.
Уст буррон дар сафи ҳайҷо[1] чу теғ,
Тир борон бар сари аъдо[2] чу меғ.
Чун ба ҳамкорон шавад душман шикан,
Ӯ ба ҷон кӯшиш кунад ишон ба тан.
Душманатро шева аз вай шеван[3] аст,
Хоса гӯӣ баҳри қаҳри душман аст.»

## Ҳикояти он аъробӣ[4], ки бар фарзандони худ номи сибои[5] даранда ниҳода буд ва бар хидматгорон номи баҳоими[6] чаранда

Он мусофир баҳри давлатьёбие,
Монд шаб дар хонаи аъробие.
Ҷумла фарзандоншро хурду бузург,
Ёфт ҳамноми дадон чун шеру гург.
Ҳар кӣ буд аз ходимонаш яксара,
Гусфандаш ном буди ё бара.

[1] *Ҳайҷо* — ҷанггоҳ, корзор.
[2] *Аъдо* — ҷамъи аду—душманҳо.
[3] *Шеван* — навҳа.
[4] *Аъробӣ* — араби бодиянишин.
[5] *Сибоъ* — ҳайвони дарранда.
[6] *Баҳоими чаранда* — ҳайвони чорпои хонагӣ.

Гуфт бо ӯ к-«эй сипаҳдори араб,
Ояд ам з-ин номҳо имшаб аҷаб».
Гуфт: «Фарзандон, ки дар хайли[1] монанд,
Мустаид[2] аз баҳри қаҳри душмананд.
Ходимон аз баҳри хидматгориянд,
Муттасил дар шуғли меҳмондориянд.
Гург бояд қаҳри душманрову, шер —
То бувад бар куштани душман далер.
Баҳри хидмат барра беҳ ё гусфанд,
То зи феъли ӯ наёбад кас газанд.»
Ин ки гуфтам, баҳри фарзанди накуст,
К-ин ба асли хеш пайванди накуст.

## Дар мазаммати[3] фарзанди нохалаф[4]

Он ки бошад бадсиголу[5] бадсиришт,
Дар сараст ӯро ҳазорон хӯи зишт.
Беҳ бувад к-аз силки дурон дорияш,[6]
Пеш гирӣ шеваи безорияш.
Нӯҳро фарзанд чун ноаҳл буд,
Фитрати[7] ӯ бар ғуруру ҷаҳл буд.
Доғи радди «лайса мин аҳак»[8] кашид,
Рӯи берун рафтан аз тӯфон надид.

---

[1] *Хайл* — хонадон.
[2] *Мустаид* — истеъдоднок, тавоно, қобилиятнок.
[3] *Мазаммат* — накӯҳиш, сарзаниш.
[4] *Нохалаф* — ноқобил, нобакор.
[5] *Бадсигол* — бадандеш.
[6] *Аз силки дурон борияш* — аз қатори дурон (бегонагон) шуморӣ.
[7] *Фитрат* — табиат.
[8] Арабӣ: нест ӯ аз хонадони ту.

Чун набошад ҳоли ҳар фарзанд нек,
Аз худо мекун талаб фарзанди нек.
Ончунон фарзанд, к-охир дар дуо
Марги ӯ ҷустан набояд аз худо.

## Ҳикояти шахсе, ки дар валодати[1] фарзанд аз бузурге истимдоди[2] ҳиммат карда буд ва боз аз барои шарри[3] вай аз ҳамон пир истимдоди ҳиммат кард

Пеши шайхе рафт он марди фузул,[4]
Баҳри бефарзандияш хотир малул.
Гуфт: «Бо ман дор, шайхо, ҳиммате,
То бубахшад кирдигорам давлате.
Тозасарве рӯяд аз обу гилам,
К-аз вуҷуди ӯ биёсояд дилам.
Яъне ояд дар канорам як писар,
К-аз ҷамоли ӯ шавам равшанбасар.[5]
Шайх гуфто: «Хешро ранҷа мадор,
Вогузор ин корро бо кирдигор.
Дар ҳар он коре, ки орӣ рӯю рой,
Маслиҳатро аз ту беҳ донад худой.
Гуфт: «Шайхо ман бад-ин мақсуд асир
Мондаам, аз ман иноят вомагир,[6]

---

[1] *Валодат* — ба дуньё омадан.
[2] *Истимдод* — хоҳиш, талаб.
[3] *Шарр* — бадӣ.
[4] *Фузул* — беҳудагуӣ, пургуӣ.
[5] *Басар* — дида.
[6] *Иноят вомагир* — марҳамататро дареғ надор.

Аз дуо шав қосиди[1] беҳбуди ман,
То ба зудӣ рӯ диҳад мақсуди ман.
Шайҳ ҳолӣ дар дуо бардошт даст,
Бар нишон афтод тири ӯ зи шаст.
Як писар чун оҳуи чин мушкбор,
Аз шикористони ғайбаш шуд шикор.
Чун ниҳоли шаҳвату шохи ҳаво,
Ефт дар обу гилаш нашъу намо.
Бо ҳарифон бода нӯшидан гирифт,
В-аз паи ҳар ком кӯшидан гирифт.
Маст шуд ҷо бар канори бом кард,
Духтари ҳамсояро бадном кард.
Шавҳари духтар зи пеши ӯ гурехт,
В-ар на хунашро ба ханҷар хост рехт.
Шаҳнаро[1] доданд аз ин сурат хабар,
Бадраҳои[2] зар тамаъ кард аз падар.
Рӯзу шаб ин буд кору бори ӯ,
Фош шуд дар шаҳру кӯ кирдори ӯ.
Не насиҳатро асар будӣ дар ӯ,
Не сиёсат коргар будӣ дар ӯ.
Чун падар з-ин корубор омад ба танг,
Боз зад дар домани он шайх чанг.
Ки: Надорам ғайри ту фарьёдрас,
Раҳм кун бар ман, ба фарьёдам бирас.
Кун дуои дигар андар кори ӯ,
В-аз сари ман дур кун озори ӯ.
Шайх гуфт он рӯз ман гуфтам туро,
Ки макун илҳоҳу[3] бигзар з-ин дуо...[4]

---

[1] *Қосид* — қасдкунанда, азмкунанда, ба корс икдомкунанда.
[2] *Шаҳна* — миршаб, посбони шаҳр.
[3] *Бадра* — ҳамьён, кулвор, саноч.
[4] *Илҳоҳ* — зорӣ кардан.
[5] Пас аз ин мисраъ як байт ихтисор шуд.

Чун бубанди̅ бори рехлат[1] з-ин диёр,
Не писар, не духтарат ояд ба кор...[2]

## Дар мазаммат кардани ҳаким шаҳватро, ки валодати фарзанд бе он маъҳуд[3] нест

Аз шаҳи Юнон ҳакими тезҳуш,
Қард чун афсонаи фарзанд гӯш.
Гуфт: «Шоҳо, ҳар ки ӯ шаҳват наронд,
Дар ғами маҳруми̅ аз фарзанд монд.
Чашми ақлу илм кӯр аз шаҳват аст,
Дев пеши дида ҳур аз шаҳват аст.
Ҳар куҷо ғавғои шаҳват кард зӯр,
Мебарад аз дил хирад, аз дида нур.
Сели шаҳват ҳар куҷо тӯфон кунад,
Хонаи иқболро вайрон кунад.
Роҳи шаҳват бар гилу лои балост,
Ҳар ки афтад андар ин гил, барнахост.
Ҳар ки як ҷуръа маи шаҳват чашид,
То абад рӯи халоси̅ з-он надид.
З-он маи андак ба ҳурмат хор шуд,
Қ-андакаш мустадъии[4] бисьёр шуд.
Аз маи шаҳват чу як ҷуръа каши̅,
Дар мазоқи ту нишинад з-он х[в]аши̅.
Он хуши̅ дар бинният гардад миҳор,
Дар кашокаш дорадат лайлу наҳор.
То набози̅ ҷон ба роҳи нести̅,
Набвадат мумкин к-аз он боз исти̅.

---

[1] *Реҳлат* — кӯчидан, азимат кардан.
[2] Пас аз ин мисраъ як байт ихтисор шуд.
[3] *Маъҳуд* — муқаррар.
[4] *Мустадъи̅* — дархосткунанда, талабгор.

## Ҳикояти кариме, ки даъвати сифларо иҷобат[1] накард то сӯҳбат бо сифлагон одат нагардад

Сифлае меҳмоние оғоз кард,
Сифлагони шаҳрро овоз кард.
Хонд як соҳибкарамро низ ҳам,
То ба хонаш ранҷа фармояд қадам.
Гуфт: «Бошад нафс нодону лаим,
З-ин ду васфи ӯ диле дорад ду ним.
Чун сӯи ин сон лаиме пай барад,
Луқмае чанд аз таоми вай х[в]арад,
Лаззати он тӯъма[2] дур аз хони ӯ,
Дер монад дар буни дандони ӯ.
Чун бихонад сифлаи дигар маро,
Сӯяш он лаззат шавад раҳбар маро.
Маҳв гардад номам аз силки киром,
Дар шумори сифлагон монам тамом...[3]

## Тадбир кардани ҳаким дар валодати фарзанд бемувофақати занон ва доя гирифтан барои тарбияти вай

Кард чун доно ҳакими некхоҳ,
Шаҳвату занро накӯҳиш пеши шоҳ.

---

[1] *Иҷобат* — қабул.
[2] *Тӯъма* — таом, луқма.
[3] Пас аз ин мисраъ боби «Дар мазаммат»... ва «Ҳикояти Сулаймон», ҷамъан иборат аз 29 байт ихтисор шуд.

Сохт тадбире ба дониш к-андар он
Монд ҳайрон фикрати донишварон.
Нутфаро бе шаҳват аз сулбаш кушод,
Дар маҳалле ҷуз раҳим ором дод.
Баъди нӯҳ маҳ ғашт пайдо з-он маҳал,
Кӯдаки беайбу тифли бехалал.
Ғунчае аз гулбуни шоҳӣ дамид,
Нафҳае аз мулки огоҳӣ вазид.
Тоҷ шуд аз гавҳари ӯ сарбаланд,
Тахт гашт аз бахти ӯ фирӯзманд.
Саҳни гетӣ бе ваю, чашми фалак —
Буд он бемардум, ин бемардумак.
З-ӯ ба мардум саҳни он маъмур шуд,
Чашми ин аз мардумак пурнур шуд.
Чун зи ҳар айбаш саломат ёфтанд,
Аз саломат номи ӯ бишкофтанд.
Солим аз офат тану андоми ӯ,
З-осмон омад Саломон номи ӯ.
Чун набуд аз шири модар баҳраманд,
Дояе карданд баҳри ӯ писанд.
Дилбаре дар некӯӣ моҳи тамом,
Соли ӯ аз бист кам Абсол ном.
Нозукандоме, ки аз сар то ба пой
Ҷузв ҷузваш хуб буду дилрабой.
Буд бар сар фарқи ӯ хатте зи сим,
Хирмане аз мушкро карда дуним.
Гесӯяш буд аз қафо овехта,
З-ӯ ба ҳар мӯ сад бало овехта.
Қоматаш сарве зи боғи эътидол,
Афсари шоҳон ба роҳаш поймол.
Бур равшан ҷабҳааш оинаранг,
Абрӯи зангорияш бар вай чу занг.
Чун зудуда занг аз ӯ оинавор,
Шакли нуне монда аз вай бар канор.
Чашми ӯ масте, ки карда нимхоб,

Такья бар гул зери чатри мушкноб.
Гушҳои хушниюш аз ҳар тараф,
Гавҳари гуфторро симин садаф.
Бар узораш нилгун хатте ҷамил,[1]
Раннақи мисри ҷамолаш ҳамчу Нил.
З-он хат ар чи баҳри чашми бад кашид,
Чашми неконро бало беҳад расид.
Растаи дандони ӯ дурри хушоб,
Ҳуққаро дурри хушобу лаъли ноб.
Дар даҳони ӯ раҳи андеша гум,
Гуфтугӯи ақли фикратпеша гум.
Аз лаби ӯ ҷуз шакар нагрифта ком,
Худ кадом аст он лабу шаккар кадом?
Рашҳе аз чоҳи занахдонаш кушод,
В-аз занахдонаш муаллақ ӣстод.
З-ӯ ҳазорон лутфҳо омад падид,
Ғабғабаш карданд ном арбоби дид.
Ҳамчу симин лӯъбат аз симаш тане,
Чун сурохӣ бар кашида гардане.
Бар танаш пистон чу он софӣ ҳубоб,
К-аш насим ангехта аз рӯи об.
Зери пистонаш шикам рахшанда нур,
Дар сафедӣ оҷу дар нармӣ самур.[2]
Дид машшота чу он лутфи шикам,
Гуфт: «Ин аз сафҳаи гул нест кам».
Кард чун вай ин ишорат сӯи он,
Аз сари ангушт ишорат шуд нишон.
Он нишонро восифон хонанд ноф,
Нофе аз вай нофаро дар дил шикоф.
Ҳар ки дидӣ он миёни кам зи мӯ,
Ҷуз каноре з-ӯ накардӣ орзӯ.

---

[1] *Ҷамил* — хуб, некӯ.
[2] *Самур* — ҳайвончаи дарранда, ки пусти мулоиме дорад.

Аз гули насрин суринаш хирмане,
Аз хасон мастур зери домане.
Махзани лутф аз ду дасти ӯ дуним,
Остин аз ҳар яке ҳамьёни сим.
Дар кафи ӯ роҳати озурдагон,
Селии гафлатбар аз афсурдагон.
Орзуи аҳли дил дар мушти ӯ,
Қуфли дилҳоро калид ангушти ӯ.
Хун зи дасти ӯ даруни ошиқон,
Ранги ҳинояш зи хуни ошиқон.
Ҳар сарангушташ хизобу[1] нохизоб,
Фундуқи тар буд ё унноби[2] ноб.
Нохунонаш бадрҳои мухталиф,
Бадрҳои ӯ зи ҳино мунхасиф[3]
Шакли ӯ машшота чун ороста,
Аз сари ҳар як ҳилоле коста.
Чун сухан бо соқу рони ӯ кашид,
З-он забон дар ком мебояд кашид.
З-он ки метарсам расад ҷое сухан,
К-он сухан ояд гарон бар табъи ман.
Буд он сирре зи номаҳрам ниҳон,
Ҳеҷ кас маҳрам на онро дар ҷаҳон.
Балки дузде пай ба он оварда буд,
Ҳар чи он ҷо буд, ғорат карда буд.
Дар бар он симин садаф бишкофта
Гавҳари коми худ он ҷо ёфта.
Ҳар чи бошад дигареро дастзад,
Беҳтар аз чашми қабулаш дасти рад.

---

1 *Хизоб* — ранг, ранги усмаву ҳино.
2 *Унноб* — челон, маҷозан сарангуштони рангин.
3 *Мунхасиф* — гирифтани моҳ ва офтоб, маҷозан ранги ҳинои ними нохун.



Ҳамчу соя зери пои ӯ фитод,
В-аз тавозӯъ рӯ ба пои ӯ ниҳод.

## Ҳикояти он мувасваси[1] савдоӣ, ки ба сабаби олоиши ҷонварони дарьёӣ даст аз оби дарьё бишуст ва обе покизатар аз он ҷуст

Он мувасвас бар лаби дарьё нишаст,
То кунад баҳри тақарруб[2] обдаст.
Дид дарьёе пур аз моҳиву мор,
Чағзу[3] харчангаш ҳазор андар ҳазор.
Ҳар тараф мурғони обӣ дар шиноҳ,
Ғутазан аз қаъри дарьё қутхоҳ.
Гуфт: «Дарьёе, ки чандин ҷонвар,
Гардад андар вай ба субҳу шом дар,
Кай сазад, к-аз вай бишӯям дастурӯй,
Шустам акнун дасти худ з-ин шустушӯй.
Чашмае хоҳам ба сони замзаме,
Қӯтаҳ аз вай дасти ҳар номаҳраме».
К-он чи шуд олуда аз олудагон,
Фориғанд аз вай ҷигарполудагон.[4]

## Қиём намудани Абсол ба доягии Саломон ва доман бар задан дар парвариши он покизадомон

Шоҳ чун доя гирифт Абсолро,
То Саломони ҳумоюнфолро

---

[1] *Мувасвас* — савдоӣ, дар васваса афтода.
[2] *Тақарруб* — маҷозан ибодат кардан.
[3] *Чағз* — ғук.
[4] *Ҷигарполудагон* — покфитратон.

Оварад дар домани эҳсони хеш,
Парварад аз рашҳаи пистони хеш.
Чашми ӯ чун бар Саломон уфтод,
З-он назар чокаш ба домон уфтод.
Шуд ба ҷон машъуфи[1] лутфи гавҳараш,
Ҳамчу гавҳар баст дар маҳди[2] зараш.
Дар тамошои рухи он дилфурӯз,
Рафт аз-ӯ хоби шабу ороми рӯз.
Рӯз то шаб ҷидди ӯву ҷаҳди ӯ,
Буд дар басту кушоди маҳди ӯ.
Гаҳ танашро шустӣ аз мушку гулоб,
Гаҳ гирифтӣ пайкараш дар маҳди ноб.
Меҳри он маҳ баски дар ҷонаш нишаст,
Чашми меҳр аз ҳар ки ғайр аз ӯ бубаст.
Гар муяссар гаштияш, бе ҳеҷ шак,
Кардияш ҷо дар басар чун мардумак.
Баъди чанде чун зи шираш боз кард,
Навъи дигар корубор оғоз кард.
Вақти хуфтан рост кардӣ бистараш,
Сӯхтӣ чун шамъ болои сараш.
Бомдод аз хоб чун бархостӣ,
Ҳамчу заррин лӯъбаташ оростӣ.
Сурма кардӣ наргиси шаҳлои ӯ,
Чуст бастӣ ҷома бар болои ӯ.
Қаҷ ниҳодӣ бар сараш зарринкулоҳ,
В-аз бараш овехтӣ зулфи сиёҳ.
Бар мурассаъ лаълҳои дурру зар
Бар миёни нозукаш бастӣ камар.
Кардӣ он сон хидматаш бегоҳу гаҳ,
То шудаш соли ҷавонӣ чордаҳ.
Чордаҳ будаш ба хубӣ моҳи рӯ,
Соли ӯ ҳам чордаҳ чун моҳи ӯ.

---

[1] *Машъуф* — шефта, мафтун.
[2] *Маҳд* — гаҳвора ва тахти хоб.

Пояи ҳуснаш басе боло гирифт,
Дар ҳама дилҳо ҳавояш ҷо ғирифт.
Шуд яке сад ҳусни ӯ в-он садҳазор,
Сад ҳазорон дил зи ишқаш беқарор.
Бо қади чун найза буд, он дилписанд,
Офтобе гашта як найза баланд.
Найзаворе қадди ӯ чун сар кашид,
Бар дили ҳар кас аз-ӯ захме расид.
З-он баландӣ ҳар куҷо афканд тоб,
Сӯхт ҷони оламе з-он офтоб.
Ҷабҳааш[1] бадру аз-ӯ ниме ниҳон,
Бо ҳилоли мунхасиф карда қирон.
Биниаш зери ҳилоли мунхасиф,
Дар миёни моҳ кофури алиф.
Чашми масташ оҳуи мардумшикор,
Ҷилвагоҳаш дар миёни лолазор.
Мулки хубиро ба рухҳо шоҳ буд,
Шавкати шоҳӣ ба ӯ ҳамроҳ буд.
Хотами шоҳиш лаъли оташин,
Ганҷу дурру гавҳараш дар вай нигин.
Тоза себаш меваи боғи биҳишт.
Офарин бар дасти ӯ к-ин мева кишт.
Чашмасори лутфи себи ғабғабаш
Ташнагонро омада ҷон бар лабаш.
Гардани ӯ сарфарози маҳвашон,
Дар камандаш гардани гарданкашон.
Покбозон аз паи дафъи газанд,
Аз дуо бар бозуяш таъвизбанд.[2]
Паст аз ӯ қадри ҳама зӯроварон,
Зери дасташ соиди[3] симинбарон.

---

[1] *Ҷабҳа* — пешонӣ.
[2] *Таъвиз* — тумор.
[3] *Соид* — банди даст.

Соидашро аз ясору аз ямин,
Ҷонфишонон накди ҷон дар остин.
Панҷааш дода шикасти сими ноб,
Дасти ҳар фӯлодбозу дода тоб.
Накди роҳат дар ду каф дар мушти ӯ,
Ҳусни хотам хатм бар ангушти ӯ.
Ҳар чи аз васфи ҷамолаш гуфта шуд,
Гавҳаре аз баҳри сурат суфта шуд.
Гӯши ҷонро кун ба сӯи ман гарав,
Шаммае аз дигар аҳволаш шунав.

## Дар сифати ҳиддати[1] фаҳм ва ҷавдати[2] насру назми вай.

Лутфи табъаш дар сухан мӯ мешикофт,
Лафз нашнида ба маънӣ мешитофт.
Пеш аз он к-аш лафз дар гӯш омадӣ,
Маънияш дар букъаи[3] ҳуш омадӣ.
Ҳар чи назм-аз баҳри табъаш як гуҳар,
Ҳар чи наср-аз боғи лутфаш як самар.
Чун Сурайё[4] пояи назмаш баланд,
Чун Банотуннаъш[5] насраш арҷманд.
Дар латоиф лаъли ӯ ҳозирҷавоб,

---

1 *Ҳиддат* — тезӣ.
2 *Ҷадват* — некӣ, хубӣ.
3 *Букъа* — ҷой, макон, хона.
4 *Сурайё* — Парвин, шаш ситораи хурд, ки ҳамеша дар як ҷо меистанд.
5 *Банотуннаъш* — ҳафт ситораест бар шарқи. шимолӣ ва онҳо бар гирди кутб мегарданд — Ҳафт додарон.

Дар дақоиқ,[1] фаҳми ӯ софӣ чу об.
Хатти ӯ чун хатти хубон дилфиреб,
Хушнависон з-ӯ чу ошиқ ношикеб.[2]
Чун гирифтӣ хомаи мушкинрақам,
Офарин кардӣ бар ӯ лавҳу қалам.
Ҷонаш аз ҳар ҳикматаш маҳзуз[3] буд,
Нуктаҳои ҳикматаш маҳфуз буд.
Дар адои ҳикмати юнониён,
Гуфтияш юнониён: «Неъма-л-баён!»[4]

## Дар сифати базми айшсозӣ ва суруди ишратпардозии вай.

Шаб ки аз ҳар кор дил пардохтӣ,
Бо ҳарифон нарди[5] ишрат бохтӣ.
Базмгоҳе чун биҳишт оростӣ,
Мутрибони ҳурпайкар хостӣ.
Чун димоғи ӯ шудӣ аз бода гарм,
Баргирифтӣ аз миён ҷилбоби[6] шарм.
Гоҳ бо қаввол[7] дамсоз омадӣ,
Бо муғаннӣ нағмапардоз омадӣ.
Тан-танашро[8] аз лаби шаккаршикан,
Чун Масеҳо ҷон баровардӣ ба тан.
Гаҳ шудӣ ҳамроҳи ной раҳсипар,
Кардӣ аз асҳо наяшро найшакар.

---

[1] *Дақоиқ* — ҷамъи дақиқ, нозукиҳо.
[2] *Ношикеб* — бесабр.
[3] *Маҳзуз* — баҳраманд.
[4] *Неъма-л-баён* — хушгуфтор.
[5] *Нард* — номи яке аз бозиҳо.
[6] *Ҷилбоб (ҷилбоб)* — чодир.
[7] *Қаввол* — сурудхон.
[8] *Тан-тан* — садои таклиди задани тору танбӯр.

Бонги найро бо шакар омехтӣ,
Гӯшро шаккар ба домон рехтӣ.
Гоҳ аз чангӣ гирифтӣ чангро,
Тез кардӣ сӯзнок оҳангро.
Фундуқи тар рехтӣ бар хушк тор,
Дар тару дар хушк афкандӣ шарор.
Гоҳе аз барбат чу тифли хурдсол,
Дар канори худ ба захми гӯшмол
Нолаҳои дарднок ангехтӣ,
Болиғонро аз мижа хун рехтӣ.
Гоҳ мешуд булбулово дар ғазал,
Гоҳ мезад даст дар қавлу амал.
Ҳар шаб инаш кор будӣ то саҳар,
Бо ҳарифон инчунин бурдӣ ба сар.
Чун тан аз хоби саҳар осудияш,
Бомдодон азми майдон будияш.

## Сифати чавгон бохтани вай бо ҳамсарон ва гӯй бурдани вай аз дигарон

Субҳидам чун шоҳи ин нилитутуқ,[1]
Борагӣ[2] рондӣ ба майдони уфуқ.
Шаҳ Саломон ниммасту нимхоб,
Пой кардӣ сӯи майдон дар рикоб.
Бо гурӯҳе аз нажоди хусравон,
Хурдсолу тозарӯю навчавон.
Ҳар яке дар хели хубон сарваре,
Офати мулке, балои кишваре.

---

[1] *Нилитутуқ* — киноя аз осмон.
[2] *Борагӣ* — асп, киноя аз офтоб.

Савлаҷон[1] бар каф ба майдон тохтӣ,
Гуи заррин дар миён андохтӣ.
Як ба як чавгонзанон ҷӯён ҳол,
Гирди як маҳ ҳалқа карда сад ҳилол.
Гарчи будӣ захми чавгон аз ҳама,
Буд чобуктар Саломон аз ҳама.
Гӯй бурдӣ аз ҳама бо сад шитоб,
Гӯй маҳ буду Саломон офтоб.
Бо ҳилоли савлаҷон дунболи моҳ,
Ҳол гӯён мешудӣ то ҳолгоҳ[2].
Гӯй агар садбор аз он ҷо боз пас
Омадӣ, ҳар бор ҳол ин буд бас.
Оре, онкасро, ки давлат ёр шуд,
В-аз ниҳоли бахт бархурдор[3] шуд,
Ҳеҷ чавгон зери ин чархи кабуд
Гӯй натвонад зи майдонаш рабуд.

## Дар сифати камондорӣ ва тирандозии вай

Шаҳ чу гаштӣ гирди чавгон бохтан,
Чун камон моил ба тир андохтан,
Аз камондорони хос андар замон,
Хостӣ нокарда зеҳ[4] чочикамон,[5]
Бемадад онро ба зеҳ оростӣ,
Бонги «зиҳ»![6] аз гӯшаҳо бархостӣ.

---

[1] *Савлаҷон* — чавгон, асои саркач.
[2] *Ҳолгоҳ* — пойгаҳ; сари пилла дар бозӣ.
[3] *Бархӯрдор* — баҳраманд.
[4] *Зеҳ* — тори камон.
[5] *Чочикамон* — навъе аз камон
[6] Бонги «зиҳ!»— садои «зиҳ!», садои офарин.

Даст молидӣ бар-он чолоку чуст,
То буни гӯшаш кашидӣ аз нахуст.
Гоҳ бинҳодӣ сепар[1] мурғе бар он,
Раҳсипар гаштӣ ба ҳинҷорӣ[2] нишон.
Гар нишон буди аз ин фирӯза сифр[3]
Нуқтаи бешак шудӣ
ҳар нуқта сифр.
В-ар кушодӣ тири партобӣ[5] зи шаст,
Будияш хатти уфуқ ҷои нишаст.
Гар на монеъ сахтии
гардун шудӣ,
Аз хати дури уфуқ берун шудӣ.
Дар сари тираш нарастӣ
аз хатар,
Гоҳи сайд оҳу ба по,
тайҳу[5] ба пар.
Пай сӯи мақсуд бурдӣ рост по,
Ҳамчу табъи рост маҳфуз аз хато.

## Дар сифати ҷуду саҳо ва базлу атои вай.

Буд дар ҷуду сахо дарьёкафе,
Бал, к-аш аз баҳри ато дарьё кафе.
Пур шудӣ аз файзи он абри карам

---

[1] *Сепар* — тире, ки се пар дошт.
[2] *Хинҷор* — роҳ.
[3] *Сифр* — навишта, китоб.
[4] *Партоб* — тире, ки бисьёр дур мерафт.
[5] *Тайҳу* — як навъ паррандаи аз кабк хурдтар, вартишк.
[6] *Ҷуд, саҳо, базл, ато* — бахшиш.

Арсаи[1] гетӣ зи динору[2] дирам.[3]
Нисбаташ кам кун зи дарьё, к-ӯ зи каф,
Гавҳар афкандӣ ба берун в-ин садаф.
З-абр будӣ дасти ҷуди ӯ фиреҳ
Абр бошад қатрабахш, ӯ бадрадеҳ[4]
Базми ҷудашро чу меоростам,
Нисбаташ бо Маъну Ҳотам хостам.
Лек андар ҷанби[5] ӯ бе қолу қил,
Маън бошад мудхилу[6] Ҳотам бахил.
Баски досташ доштӣ бо баст[7] хӯй,
Тофтӣ ангушти ӯ аз қабз[8] рӯй.
Қабзи каф гар хостӣ ангушти ӯ,
Ҳам накардӣ пушти худ дар мушти ӯ.
Гар гузаштӣ бар дари ӯ соиле,
Аз ҷафои фоқа[9] хун гашта диле,
Баски бар вай бори эҳсон рехтӣ,
Таkзанон аз бори ӯ бигрехтӣ.

## Ҳикояти гурехтани Катрони шоир аз бисьёрии атои мамдӯҳи худ Фазлун.[10]

Буд Қатрон нуктадоне сеҳроз,
Қатрае аз килки[11] ӯ дарьёи роз.

---

[1] *Арса* — майдон.
[2] *Динор* — пули тилло.
[3] *Дирам* — кутоҳ кардашудаи дирҳам, танга
[4] *Бадра* — дар ин ҷо — кӯлвори зар.
[5] *Ҷанб* — паҳлу, канор.
[6] *Мудхил* — бахил.
[7] *Баст* — фарохӣ, кушодӣ.
[8] *Қабз* — баста (зидди кушода.)
[9] *Фоқа* — эҳтиёҷ.
[10] *Фазлун* — ном.
[11] *Килк* — найқалам.

Баҳри дарьёбахшиши Фазлун лақаб
Гуфт: «мадҳе сар ба сар фазлу адаб».
Табъи Фазлун чун бар он иқбол кард,
Доманаш аз мол моломол кард.
Рӯзи дигар мидҳати[1] ӯро бихонд,
Зеъфи аввал[2] симу зар бар вай фишонд.
Ҳамчунин рӯзи дигар ин кор кард,
Рӯзҳо ин корро такрор кард.
Шуд зи бас тазъиф[3] чандон он сила,[4]
Ки ба танг омад аз онаш ҳавсала.
Чун даромад шаб чу барқ аз ҷой ҷаст,
В-аз ҳарими фазли Фазлун бор баст,
Бомдодонаш талаб карду наёфт,
Гуфт мискин рӯй аз ин давлат битофт.
Будиям то даст бар базлу карам,
Бо ваям ин буд дастури карам.
Лек ӯро тоби ин бахшиш набуд,
Дар сафар з-ин остон кӯшиш намуд.

## Ишорат ба он, ки мақсуд аз ин мидҳатҳо мидҳати ҳазрати шаҳриёри комгорест...

Шаб хирад — он носеҳи ширинхитоб,
Кард мушфиқвор оғози итоб.
Ҷомиё ин фикрати беҳуда чанд?
Судани ин килки нофарсуда чанд?
Ҳар ки бар мулки бақо фирӯз нест,
Дӣ ба фарз ар будааст, имрӯз нест.
Гум макун сарриштаи мақсудро!
Мадҳ кам гӯ шоҳи номавҷудро!
Гуфтам: «Эй сарчашмаи донишварӣ,

[1] *Мидҳат* — ситоиш, мадҳ.
[2] *Зеъфи аввал* — дучандони аввал.
[3] *Тазъиф* — зиёд кардан.
[4] *Сила* — инъом.

Бар ту хатм андешаи нутқоварӣ!
Қасди ман з-ин мадҳ шоҳи дигар аст,
К-афсари иқболаш акнун бар сар аст.
Хафт кишвар сухраи фармони ӯст,
Хафт дарьё рашҳаи эҳсони ӯст.
Васфи хосон беҳ зи ом андар нуҳуфт,
Бод софӣ вақти он ориф, ки гуфт:
«Хуштар он бошад, ки васфи дилбарон —
Гуфта ояд дар либоси дигарон».
Ҳар кас оре маҳрами ин роз нест,
Бар рухи ҳар маҳрам ин дар боз нест».

## Ҳикояти ошиқе, ки дафъи гумони агьёр, васфи маъшуқи худ дар либоси офтобу моҳ в ағайри он кардӣ

Ошиқе бар гӯшае бинишаста буд,
Гуфтугӯ бо хеш дар пайваста буд.
Ҳар дам аз нав достоне сохтӣ,
Пошунида қиссае пардохтӣ.
Гаҳ зи маҳ гуфтӣ гаҳе аз офтоб,
Гоҳе аз барги гули сунбулниқоб.
Гаҳ зи қадди сарв кардӣ нукта рост,
Гоҳ аз он хас, к-аш зи хоки пой хост».
Ғофиле аз дур онро мешунид,
Хотираш аз ҳарзагӯӣ мерамид.
Гуфт: бо вай «К-эй ба пшқат рафта ном,
Ошиқ аз маъшуқи худ ронад калом.
Ошиқу номи касон гуфтан, ки чӣ?
Гавҳари васфи хасон суфтан, ки чӣ?»
Гуфт: «Қ-эй дур аз нишони ошиқон,
Фаҳм нокарда забони ошиқон.
Офтоб андар ғараз ёри ман аст,
Сирри ин бар нуктадонон равшан аст.
Гул ки гуфтам-лутфи рӯяш хостам,

Зикри сунбул рафт, мӯяш хостам.
Сарв чӣ-бвад? Қомати раънои ӯ,
Ман хасам, руста зи хоки пои ӯ.
Гар ту воқиф аз забони ман шавӣ,
Ҷуз ҳадиси ишқ аз ман нашнавӣ».

## Ба камол расидани асбоби ҷамоли Саломон ва зоҳир шудани ишқи Абсол бар вай ва ҳила намудан то вайро низ гирифтори худ гардонад.

Чун Саломонро шуд асбоби ҷамол
Аз балоғат ҷамъ дар ҳадди камол,
Сарви нозаш нозукӣ аз сар гирифт,
Боғи лутфаш равнақи дигар ғирифт.
Норасида меваe буд аз нахуст,
Чун расидан шуд бар он мева дуруст.
Хотири Абсол чидан хосташ,
В-аз паи чидан чашидан хосташ,
Лек буд он мева бар шохи баланд,
Буд кӯтоҳ орзуро з-он каманд.[1]
Шоҳиде пуришва буд Абсол низ,
Қам на з-асбоби ҷамолаш ҳеҷ чиз.
Бо Саломон арзи хубӣ соз кард,
Шеваи ҷавлонгарӣ оғоз кард.
Гоҳ бар расми нағула[2] пеши сар,
Бофтӣ занҷирае аз мушки тар.
То бад-он занҷираи донописанд,
Сохтӣ пои дили шаҳзода банд.
Гоҳ мушкинмӯйро бишкофтӣ,

[1] *Каманд* — ресмони ҳалқанок барои банд кардани душман ё шикор.
[2] *Нағула* — зулф.

Фарқ карда з-он ду гесӯ бофтӣ.
Яъне аз вай коми дил ноёфтан,
То каям хоҳад бад-ин сон тофтан.
Гаҳ ниҳодӣ чун бутони дилфурӯз,
Бар камони абрувон аз вусма туз.[1]
То зи ҷони ӯ ба зангорӣ камон,
Сайд кардӣ мояи амну амон.
Чашми худро кардӣ аз сурма сиёҳ,
То-ш бурдӣ з-он сияҳкорӣ зи роҳ.
Барги гулро додӣ аз гулгуна зеб,
То бад он рангаш зи дил бурдӣ шикеб[2]
Донаи мушкин ниҳодӣ бар узор.[3]
То бад-он мурғи дилаш кардӣ шикор.
Гаҳ кушодӣ банд аз тунги[4] шакар,
Гаҳ шикастӣ муҳр бар дурҷи гуҳар.
То чу шаккар бар дилаш ширин шудӣ,
В-аз лаби гӯёш гавҳарчин шудӣ.
Гаҳ намудӣ аз гиребон гӯи зар,
Зери он тавқи мурассаъ аз гуҳар.
То кашидӣ бо ҳама фархундагӣ,
Гарданашро зери тавқи бандагӣ.
Гаҳ ба коре дасти симин барзадӣ,
З-он баҳона остинро барзадӣ.
То нигорин соиди ӯ ошкор,
Дидию кардӣ ба чун чеҳра нигор.
Гаҳ чу баҳри хидмате кардӣ қиём,
Сахттар бардоштӣ аз ҷой гом.
То зи бонги ҷунбиши халхоли[5] ӯ,

---

[1] *Туз* — кашидан, масалан усмаро.
[2] *Шикеб* — сабр, қарор.
[3] *Узор* — рӯй.
[4] *Тунг* — кӯзачаи бедаста. *Тунги шакар*—шакари баста.
[5] *Халхол* — ҳалқаи тиллову нуқра, ки дар пой кунанд.

Тоҷ дар фарқаш шудӣ помоли ӯ.
Будӣ алқисса ба сад макру ҳиял,[1]
Ҷилвагар дар чашми ӯ дар ҳар маҳал.
Субҳу шомаш рӯй дар худ доштӣ,
Як дамаш ғофил зи худ нагзоштӣ.
З-он ки медонист к-аз роҳи назар,
Ишқ дорад дар дили ошиқ асар.
Ҷуз ба дидори бутони дилпазир,
Ишқ дар дилҳо нагардад ҷойгир.

## Ҳикояти Зулайхо, ки бар ҳама атрофи манзили худ тасвири ҷамоли худ кард, то Юсуф... ба ҳар тараф, ки нигарад сурати вай бинад ва ба вай майл кунад

Бин Зулайхоро, ки ҷони пурумед
Сохт кохе чун дили сӯфӣ сафед.
Ҳеҷ нақшу ҳеҷ ранге не дар ӯ,
Чун рухи оина занге не дар ӯ.
Нақшбанде хост онгаҳ чирадаст.[2]
То ба ҳар ҷо сурати ӯ нақш баст,
Ҳеҷ ҷо аз нақши ӯ холӣ намонд,
Шодмон биншасту Юсуфро бихонд.
Парда аз рухсори зебо бар гирифт,
В-аз муроди худ ҳикоят даргирифт.
Юсуф аз гуфту шунидаш рӯ битофт,
Сурати ӯ дид рӯ ҳар сӯ битофт.
Сурати ӯро чу пай дар пай бидид,

[1] *Ҳиял* — ҳилаҳо.
[2] *Чирадаст* — ҳунарманд.

Омадаш майле ба васли ӯ падид.
Бар сари он шуд, ки коми ӯ диҳад,
Шаккари коме ба коми ӯ ниҳад.
Лек бурҳоне зи ғайбаш рӯ намуд,
Исмати яздонияш дарьёфт зуд.
Дасти хеш аз коми ӯ ноком дошт,
Комкориро ба ҳангомаш гузошт.

## Таъсир кардани ҳилатҳои Абсол дар Саломон ва моил шудан ба сӯи вай

Чун Саломон бо ҳама ҳилму виқор.
Кард дар вай ишваи Абсол кор,
Дар дил аз мижгони ӯ хораш халид,
В-аз каманди зулфи ӯ мораш газид.
З-абрувонаш тоқати ӯ гашт тоқ,
В-аз лабаш шуд талх шаҳдаш дар мазоқ.
Наргиси ҷодуи ӯ хобаш бибурд,
Ҳалқаи гесӯи ӯ тобаш бибурд.
Ашки ӯ аз оразаш гулранг шуд,
Айшаш аз ёди даҳонаш танг шуд.
Дид бар рухсори ӯ холи сиёҳ,
Гашт аз он холи сияҳ ҳолаш табоҳ.
Дид ҷаъди[1] беқарораш бар узор,
З-орзӯи васли ӯ шуд беқарор.
Шавқаш аз парда бурун овард лек,
Дар дарун андешае мекард нек.
Ки мабодо гар чашам таъми висол,
Таъми он бар ҷони ман гардад вубол.
Он намонад бо ману умри дароз,
Монам аз ҷоҳу ҷалоли хеш боз.

---

[1] *Ҷаъд* — муй, марғула.

Давлате к-он мардро ҷовид нест,
Бихрадонро қиблаи уммед нест.

## Ҳикояти он зоғи кӯр дар лаби оби шӯр, ки ҳавосил[1] вайро оби ширин медод, аммо вайро он қабул намеафтод.

Буд ҳамчун бум зоғе рӯзкӯр,
Ҷо гирифта бар лаби дарьёи шӯр.
Будӣ аз дарьёи шӯр обишхураш,
Додӣ он шӯроба таъми шаккараш.
Аз қазо мурғе ҳавосил номи ӯ,
Ҳавсала аз чашмаи инъоми ӯ,
Сояи давлат ба фарқи ӯ фиканд,
Номадаш шӯробаи дарьё писанд.
Гуфт: «Пеш о! Эй зи шӯрӣ дар гила,
Қ-оби ширинат диҳам аз ҳавсала»[2].
Гуфт: «Тарсам, к-оби ширин чун чашам,
Таъми оби шӯр гардад нохушам.
З-оби ширин монаму бошад нуфур,[3]
Табъи ман з-обишхӯри дарьёи шӯр.
Бар лаби дарьё нишаста рӯзу шаб,
Дар миёни ҳарду монам ташналаб.
Беҳ ки созам ҳам ба оби шӯри хеш,
То наёяд ранҷи беобим пеш».

---

[1] *Ҳавосил* — мурғи сафед, ки бар канораи обҳо нишинад, ғуррии ниҳоят калоне дорад.
[2] *Ҳавсала* — сангдон.
[3] *Нуфур* — гурезанда, раманда.

## Рафтани Абсол дар пеши Саломон ва таматтӯи[1] эшон аз сӯҳбати якдигар

Чун Саломон моили Абсол шуд,
Толеи Абсол фаррухфол шуд.
Ёфт он меҳри қадими ӯ навӣ,
Шуд бад-ӯ пайванди уммедаш қавӣ.
Фурсате меҷуст то бегоҳу гоҳ,
Ёбад андар хилвати он моҳ роҳ.
Коми дил аз лаъли ӯ ҳосил кунад,
Ҷони ширин бо лабаш восил кунад.
То шабе сӯяш ба хилват роҳ ёфт,
Нақди ҷон бар даст пеши ӯ шитофт.
Ҳамчу соя зери пои ӯ фитод,
В-аз тавозӯъ[2] рӯ ба пои ӯ ниҳод.
Шаҳ Саломон низ бо сад иззу ноз,
Кард дасти марҳамат сӯяш дароз.
Чун қабо[3] танг андар оғӯшаш гирифт,
Коми ҷон аз чашмаи нӯшаш гирифт.
Ҳардуро аз бӯса шуд оғоз кор,
З-он ки бӯс омад қаловузи[4] канор.
Баски месуданд боҳам лаб ба лаб,
Шуд лаболаб ҳардуро ҷоми тараб.
Гарчи лабҳояшон ба ҳам бисьёр суд,
Монд боқӣ он чи асли кор буд.
Баҳри савдое, ки дар сар доштанд,
Пардаи шарм аз миён бардоштанд.

---

1 *Таматтӯъ* — баҳра гирифтан, баҳра ёфтан.
2 *Тавозуъ* — фурӯтанӣ.
3 *Қабо* — ҷомаи абраастар.
4 *Қаловуз* — раҳбар.

Шуд кушода дар миён банде, ки буд,
Сахттар шуд майли пайванде ки буд.
Дошт шаккар он яке, ширин дигар —
Шуд баҳам омехта ширу шакар.
Коми ҷон бар ширу шаккар будашон,
То шакархоби саҳар бирбудашон.

## Бедор шудани Саломон аз хоби шаб ва талаб доштан Абсолро ба маҷлиси тараб

Субҳидам к-ин шоҳиди мушкинниқоб,
Баҳри хоболудагон аз зарри ноб
Милҳо з-ин тоқи зангорӣ кашид,
Дидаҳоро куҳли[1] бедорӣ кашид.
Хост шаҳзода зи бистар комьёб,
Чашме аз бедории шаб нимхоб.
Хор-хоре[2] аз хумори шаб дар ӯ,
Ҷунбише аз шавқи ёри шаб дар ӯ.
Хотираш аз баҳри табъи он хумор
Ҷуръае мехост, лек аз лаъли ёр.
Ёрро безаҳмати ағьёр хонд,
Паҳлуи худ бар сари маснад[3] нишонд.
Бурқаъ[4] аз шамъи ҷамолаш боз кард,
Ишрати дӯшина бо ӯ соз кард.
Рӯзи дигар бар ҳамин дастур буд,
Чашми захми даҳр аз эшон дур буд.

---

[1] *Куҳл* — сурма.
[2] *Хор-хор* — андеша, ,дар ин ҷо ба маънои орзу.
[3] *Маснад* — такьягоҳ, болишти бузург.
[4] *Бурқаъ* — чодар, парда.

Рӯз-ҳафта, ҳафта шуд маҳ, моҳ-сол,
Моҳу соли холӣ аз ранҷу малол.
Ҳимматаш он буд, к-он айшу тараб
Не ба рӯз афтад зи якдигар, на шаб.
Лек даври чарх мегуфт аз камин,
Нест даъби[1] ман, ки бигзорам чунин.
Эй басо суҳбат, ки рӯз ангехтам.
Чун шаб омад силки он бигсехтам.
В-эй басо давлат, ки додам вақти шом,
Субҳидамро навбати он шуд тамом.

## Ҳикояти он аъробӣ, ки хони халифаро писандид ва гуфт: «баъд аз ин, ин ҷо доим хоҳам расид» ва ҷавоб гуфтани халифа, ки шояд нагузоранд ва гуфтани аъроб, ки он вақт тақсир аз шумо хоҳад буд, на аз ман.

Рӯй дар Бағдод кард аъробие,
Дар таманнои ғаниматьёбие.
Баъди чандин рӯз боз аз интизор,
Бар сари хони хилофат ёфт бор.
Пеши ӯ афтод холӣ аз газанд,
Як табақ полуда[2] аз ҷуллобу[3] қанд.
Чарбу ширин чун забони аҳли дил,

---

[1] *Даъб* — хӯй, хислат.
[2] *Полуда* — фирнӣ..
[3] *Ҷуллоб* — шарбате, ки аз қанду гулоб созанд.

Нарму нозук чун лаби ҳар дилгусил.[1]
Эмин аз озори муште жожхой,[2]
Чун ниҳӣ бар лаб кунад бар меъда ҷой.
Чун даҳон аз хӯрдани он сохт пок,
Бо халифа гуфт дур аз тарсу бок.
«Қ-эй туро бар зурваи[3] афлок маҳд,
Бастам акнун бо худои хеш аҳд,
Қ-андар ин меҳмонсарои сабзфом,
Аз барои чошт ё уммеди шом,
Ҷуз суи хони ту нанҳам гоми хеш,
То аз ин полуда гирам коми хеш.
Шуд халифа з-ин сухан хандону гуфт:
«Эй зи ту пӯшида асрори нуҳуфт.
Шояд ин ҷо бор надҳандат дигар,
Заҳмати омад шудан чандин мабар».
Гуфт: «Тақсир[4] аз ту бошад он замон,
Не зи ман, эй қиблаи амну амон.
Мекунам ман сарф саъи хештан,
Чун ту нагзорӣ, чи бошад ҷурми[5] ман».

## Ҳикояти огоҳ шудани ҳаким ва подшоҳ аз кори Саломон ва Абсол ва сарзаниш кардан Саломонро бар он ҳол

Чун Саломон шуд ҳариф Абсолро,
Сарфи васлаш кард моҳу солро.
Бозмонд аз хидмати шоҳу ҳаким,
Ҳардуро дил шуд зи ҳаҷри ӯ дуним.

---

[1] *Дилгусил* — дилбар.
[2] *Жожхой* — беҳудагӯй: дар ин ҷо дандон.
[3] *Зурба* — қулла, баландӣ.
[4] *Тақсир* — гуноҳ.
[5] *Ҷурм* — гуноҳ.

Чун зи ҳоли ӯ хабар ҷустанд боз,
Маҳрамон кардандашон донои роз.
Баҳри пурсиш пеши хешаш хонданд,
Бо вай аз ҳар ҷо ҳикоят ронданд.
Нуктаҳо гуфтанд аз навву куҳан,
То ба мақсуд аз талаб омад сухан.
Шуд яқин, к-он қисса аз вай рост буд,
Достоне бекаму бекост буд,
Ҳар як андар кори вай раъйе заданд,
Дар халосаш дастеву лое заданд.
Бар насиҳат ёфт кор аввал қарор,
К-аз насиҳат нест беҳтар ҳеч кор.
Аз насиҳат ноқисон комил шаванд,
В-аз насиҳат мудбирон[1] муқбил[2] шаванд,
Аз насиҳат тоза гардад ҳар диле,
В-аз насиҳат ҳал шавад ҳар мушкиле[3]..

## Насиҳат кардани подшоҳ Саломонро

Шоҳ бо вай гуфт к-эй ҷони падар,
Шамъи базмафрӯзи айвони падар,
Дидаи иқболи ман равшан ба туст,
Арсаи омоли[4] ман гулшан ба туст.
Солҳо чун ғунча дил хун кардаам,
То гуле чун ту ба даст овардаам.
Ҳамчу гул аз дасти ман доман макаш,
Ханҷари хори ҷафо бар ман макаш.

---

[1] *Мудбир* — бадбахт, бахтбаргашта.
[2] *Муқбил* — хушбахт, соҳиби иқбол.
[3] Пас аз ин мисраъ 1 байт ихтисор шуд.
[4] *Омол* — умедҳо.

Дар ҳавои туст тоҷам фарқсой,
В-аз барои туст тахтам зери пой.
Рӯ ба маъшуқони нобихрад мадеҳ,
Афсари давлат зи фарқи худ манеҳ
Дасти дил дар шоҳиди раъно мазан,
Тахти шавкатро ба пушти по мазан.
Мансаби ту чист? Чавгон бохтан,
Рахш зери рон ба майдон тохтан.
Не гирифтан зулфи чун чавгон ба даст
Паҳлуи симинбарон кардан нишаст.
Дар шикористон агар тир афканӣ,
Гоҳ оҳу гоҳ нахчир афканӣ.
Беҳ к-аз ин оҳувашони шергир
Бинамат нахчирвор омоҷи[1] тир.
Дар сафи мардон равӣ шамшерзан,
В-аз тани гурдон шавӣ гарданфикан.
Беҳ ки аз гурдони мардафкан ҷаҳӣ,
Пеши шамшери зане гардан ниҳӣ.
Тарки ин кирдор кун баҳри худой,
В-ар на хоҳам з-ин ғам афтодан зи пой.
Солҳо баҳри ту нанишастам зи по,
Шарм бодат, к-афканӣ аз по маро.

## Ишорат ба хунрезии Шерӯя Хусравро ва номуборакии он бар вай

Ғарқи хун чун Хусрав аз Шерӯя хуфт,
Нуктае хуш дар ҳақи Шерӯя гуфт.
Қи бидон шохе, ки об аз асл хвард,
Сар кашид аз обу қасди асл кард.

---

[1] *Омоҷ* — нишонаи тиру туфанг.

Аслро чун канд, шуд майдон фарох —
Хушку бебар бар замин афтод шох.

## Ҷавоб гуфтани Саломон подшоҳро

Чун Саломон он насиҳат гӯш кард,
Баҳри табъи ӯ зи гавҳар ҷӯш кард.
Гуфт: «Шоҳо, бандаи рои туам,
Хоки пои тахтфарсои туам.
Ҳар чи фармудӣ ба ҷон кардам қабул,
Лекин аз бесабрии хешам малул.[1]
Нест бар дасти дили ранҷури ман,
Сабр бар фармудаат мақдури[2] ман.
Борҳо бо хеш андешидаам,
Дар халосӣ з-ин бало печидаам,
Лек чун ёдам аз он моҳ омадаст,
Ҷони ман дар нолаву оҳ омадаст.
Дарфитода чашми ман бар рӯи ӯ,
Кардаам рӯй аз ду олам сӯи ӯ.
В-аз тамошои рухи он дилписанд,
На насиҳат монда бар ёдам, на панд»

## Ҳикояти рӯбоҳ бо рӯбоҳбачча

Гуфт бо рӯбоҳбачча модараш
Чун ба боғи мева омад раҳбараш:

---

[1] *Малул* — ғамгин.
[2] *Мақдур* — имконпазир, коре, ки аз дасти кас меояд.

«Мева чандон хӯр ки битвонӣ ба так[1]
Растагорӣ ёфтан з-осеби саг».
Гуфт: «Эй модар чу бинам меваро,
Қай тавонам кор баст ин шеваро.
Ҳирси мева пардаи ҳушам шавад,
В-аз газанди саг фаромӯшам шавад».

## Насиҳат кардани Ҳаким Саломонро.

Чун шаҳ аз панди Саломон шуд хамӯш,
Шуд ҳаким андар насиҳат сахткӯш.
Гуфт: К-эй навбоваи[2] боғи куҳун,
Охирин нақши бадеи килки кун.[3]
Ҳарфхони дафтари ҳафту чаҳор,[4]
Хатшиноси сафҳаи лайлу наҳор.
Хозини ганҷинаи одам туӣ,
Нусхаи маҷмӯаи олам туӣ.
Қадри худ бишносу машмар сар-сарӣ,
Хешро к-аз ҳарчи гӯям бартарӣ.
Он ки дасти қудраташ хокат сиришт,
Ҳарфи ҳикмат бар
дили покат навишт.

---

[1] *Так* — давидан.
[2] *Навбова* — наврас, навниҳол.
[3] *Килки кун* — қалами холиқ.
[4] *Ҳафт* — ишора ба ҳафт табақаи осмон; чаҳор — ишора ба чор унсур. Ҳафту чаҳор кинояи аз осмону замин.

Пок кун аз нақши сурат синаро,
Руй бар маънӣ кун ин оинаро,
То шавад ганҷи маонӣ синаат,
Гарқи нури маърифат оинаат.
Чашми хеш аз талъати шоҳид бипӯш,
Беш аз ин дар суҳбати шоҳид макӯш.
Чист шоҳид?— сурате пур ору айб,
Аз ҳавас не доманаш поку на ҷайб.
Бар чунин олудае мафтун машав,
В-аз ҳарими офият берун машав...[1]

## Ҳикояти хурӯс ва муаззин

Бо хурӯс он тоҷдори сарфароз,
Он муаззин гуфт: «Дар вақти намоз:
Ҳеҷ доно вақт нашносад чу ту,
В-аз фавоти[2] вақт наҳросад чу ту.
Бо чунин доноӣ, эй дастонсарой,
Кунгури аршат ҳаме боист ҷой.
Мокиёни чандро карда гала,
Чанд гардӣ дар таҳи ҳар мазбала?»[3]
Гуфт: «Буд аввал маро поя баланд,
Шаҳвати нафсам бад-ин пастӣ фиканд.
Гар зи нафсу шаҳваташ бигзаштаме,
Дар таҳи ҳар мазбала кай гаштаме...[4]

---

[1] Пас аз ин байт 2 байт ихтисор шуд.
[2] *Фавот* — гузаштани вақт.
[3] *Мазбала* — хокрӯба.
[4] Пас аз ин мисраъ 2 байт ихтисор шуд.

## Ҷавоб гуфтани Саломон ҳакимро

Чун Саломон аз ҳаким инҳо шунид,
Буи ҳикмат бар машоми ӯ вазид.
Гуфт: «Эй ҷони Фалотун аз ту шод,
Сад Арасту зери фармони ту бод.
Ақлҳо буданд аз оғоз дах,
Сохтӣ даҳро ту акнун ёздаҳ.
Ман ниҳода руй дар роҳи туам,
Камтарин шогирди даргоҳи туам.
Ҳар чи гуфтӣ, айни ҳикмат ёфтам,
Дар қабули он ба ҷон биштофтам.
Лек бар рои мунират равшан аст,
К-ихтиёри кор берун аз манаст.
Қудрати фоил ба қадри қобил аст,
Қобилият не ба ҷаъли[1] ҷоиласт.
Ҳар чи ӯро ман зи аввал қобилам,
Кай тавонам к-аз вай охир бигсилам.
Балки ҳаст аз қудрати фоил бадар,
Бар хилофи он бурун додан асар.

## Ҳикояти пири рустоӣ бо писар

Содамарде шуд мусофир бо писар.
Ҳардуро бар як харак бори сафар.
Буд пой аз меҳнати раҳ решашон,
Бар сари он кӯҳе омад пешашон.

---

[1] *Ҷаъл* — гардидан, дар ин ҷо ба маънои ихтиёр.

Кӯҳе аз болобаландӣ пуршукӯҳ,
Мавҷзан дарьёе андар зери кӯҳ.
Бар сари он кӯҳ роҳе нек танг,
К-аз убураш[1] буд пои ваҳм ланг.
Ҳеҷ кас з-он ҷо наёрастӣ гузор,
То накардӣ аз шикам по ҳамчу мор.
Ҳар чи афтодӣ аз он борик роҳ,
Қаъри дарьё будияш оромгоҳ.
Ногаҳон шуд он харак з-он ҷо хато.
Зад писар бонг аз қафояш к-«Эй худо!
Шуд харам з-ин раҳ хато, нагзорияш,
Ҳар куҷо бошад, саломат дорияш».
Пир гуфто: «Бонг кам зан, эй писар,
К-ихтиёр аз дасти ӯ шуд ҳам бадар.
Гар ту ҳукми рост хоҳӣ,
хез рост,
К-ихтиёр ин ҷо гумон бурдан ҳатост.

## Танг шудани кор бар Саломон аз маломати бисьёр, шоҳ ва Ҳақимро гузоштан ва бо Абсол роҳи гурез бардоштан.

Ҳар куҷо аз ишқ ҷоне дарҳам аст,
Меҳнат андар меҳнату ғам дар ғам аст.
Хоса ишқе, к-иш маломат ёр шуд,
Гуфтугӯи носиҳон бисьёр шуд.
Аз маломат сахт гардад кори ишқ,
В-аз маломат шуд фузун тимори[2] ишқ.

---

[1] *Убур* — гузаштан.
[2] *Тимор* — дард.

Бемаломат ишқ ҷон парвардан аст,
Чун маломат ёр шуд, хун хӯрдан аст.
Чун Саломон он маломатҳо шунид,
Ҷони ширинаш зи гам бар лаб расид.
Меҳри Абсол аз даруни ӯ наканд,
Лек шӯре дар даруни ӯ фиканд.
Ҷонаш аз тири маломат реш гашт,
Дар дил андӯҳе, ки будаш, беш гашт.
Мебикоҳад аз маломат ҷони мард,
Сабр бар вай кай бувад имкони мард.
Метавон як захм хӯрд аз теғи тез,
Чун паёпай шуд чи чора ҷуз гурез.
Рӯзҳо андешакорӣ пеша кард,
Борҳо дар кори хеш андеша кард.
Бо ҳазор андеша дар тадбири кор,
Ёфт кораш бар фирор охир қарор.
Қард хотир аз ватан пардохта,
Маҳмиле[1] аз баҳри рафтан сохта.
Ёр беағьёр чун дар бар бувад,
Хона ҳар чанд тангтар, беҳтар бувад.
Балки ҳар ҷо ёрро афтад даранг,[2]
Қай бувад бар ошиқи дилхаста танг.

## Ҳикояти фарох будани зиндони танг бар Зулайхо дар мушоҳадаи ҷамоли Юсуф

Юсуфи Қанъон чу дар зиндон нишаст,
Бар Зулайҳо омад аз ҳиҷрон шикаст.

---

[1] *Маҳмил* — каҷовае ки бар шутур баста дар вақти сафар бар он савор шаванд.
[2] *Даранг* — таваққуф, таъхир.

Хонумон бар вай чу зиндон танг шуд,
Сӯи зиндон ҳар шабаш оҳанг шуд.
Гуфт бо ӯ фориғе аз доғи ишқ,
Ночашида мевае аз боғи ишқ:
«Чанд аз ин бӯстонсарои нозанин
Чун гунаҳгорон шавӣ зиндоннишин?»
Гуфт: «Бошад аз ҷамоли дӯст дур
Арсаи офоқ бар ман чашми мӯр.
В-ар кунам бо ӯ ба чашми мӯр ҷой,
Хуштарам ояд зи сад бӯстонсарой».

## Дар дарьё нишастани Саломону Абсол ва ба ҷазираи хуррам расидан ва дар он ҷо ором гирифтан ва муқим шудан

Чун Саломон ҳафтае маҳмил биронд,
Пандгуёнро бар ӯ дасте намонд.
Аз маломат эмину фориғ зи панд,
Бори худ бар соҳили баҳре фиканд.
Дид баҳре ҳамчу гардун бекарон[1]
Чашмҳои баҳриён чун ахтарон.
Қоф то қоф имтидоди[2] даври ӯ,
То ба пушти гову моҳӣ ғаври[3] ӯ.
Кӯҳпайкар мавҷҳо дар изтироб,
Гашта кӯҳистон аз онҳо рӯи об.

---

[1] *Бекарон* — беканор.
[2] *Имтидод* — дарозӣ.
[3] *Ғавр* — таки ҳар чиз, умқ, пастӣ.

Ё на бухтиуштурон[1] аз ҳар тараф,
Аз сари мастӣ ба лаб оварда каф.
Моҳиён дар вай намоён бедареғ,
Ҳамчу ҷавҳар аз сиқолат[2] дода теғ,
Балки пайдо пеши чашми хурдабин,
Чун хитоӣ нақш бар дебои Чин.
Карда сатҳи обро ҳар ҷо дуним,
Ҳамчу нилӣ деба[3]-ро миқрози сим.
Гар биҷунбидӣ наҳангаш з-ин нишеб,
Ҷавзаҳар[4] хӯрдӣ бар ин боло ниҳеб[5],
Чун Саломон баҳрро наззора кард,
Баҳри асбоби гузаштан чора кард.
Кард пайдо завраке чун моҳи нав,
Бар канори баҳри ахзар тезрав.
Ҳарду рафтанд андар ӯ осудаҳол,
Шуд маҳу хуршедро манзил ҳилол.
Шуд равон аз бодбон пар сохта,
Ҳамчу бат[6] сина бар об андохта.
Роҳро бар худ ба сина мешикофт,
Рӯй бар мақсад ба сина мешитофт.
Буд бар шакли камон, лекин зи тир
Тезпартар мегузашт аз обгир.
Аз паси моҳӣ, ки заврақ ронданд,
В-аз дами дарьё зи равнақ монданд.

---

[1] *Бухтӣ* — уштури ду кӯҳондор.
[2] *Сиқолат* — саёқалдиҳӣ.
[3] *Деба (дебо)* — ҳарир.
[4] *Ҷавзаҳар* — шакли арабии гавзаҳар, дар ин ҷо киноя аз моҳ.
[5] *Ниҳеб* — тарс, бим (маънии ин байт агар дар ин пастӣ наҳанг ҷунбад, дар боло моҳ метарсад).
[6] *Бат* — мурғобӣ.

Шуд миёни баҳр пайдо бешае,
Васфи он берун зи ҳар андешае.
Ҳеҷ мурғ андар ҳама олам набуд,
К-андар он ишратгаҳи хуррам набуд.
Як тараф дар ҷилва бо ҳам ҷавқ-ҷавқ[1],
Чун тазарв аз тоҷу чун қумрӣ зи тавқ.
Як тараф саф-саф ҳама дастонсарой.[2]
Сози дастон карда аз минқору ной.
Навдарахтон шох дар шох андар ӯ,
Дар наво мурғони густох андар ӯ.
Мева дар пои дарахтон рехта,
Хушку тар бар якдигар омехта.
Чашмаи обе ба зери ҳар дарахт,
Офтобу соя гирдаш лахт-лахт.
Шох буд аз бод дасти раъшадор,[3]
Мушт пур динор аз баҳри нисор.
Чун набудӣ нек гиро мушти ӯ,
Рехтӣ аз фарҷаи[4] ангушти ӯ.
Гунё боғи ирам чун рӯ нуҳуфт,
Гунчаи пайдоияш он ҷо шукуфт.
Ё биҳишти адн берӯзи ҳисоб,
Баргирифт аз рӯи хеш он ҷо ниқоб.
Чун Саломон дид лутфи бешаро,
Аз сафар кӯтоҳ кард андешаро.
Бо дили фориғ зи ҳар уммеду бим,
Гашт бо Абсол дар беша муқим.
Ҳарду шодон ҳамчу ҷону тан ба ҳам,
Ҳарду ҳуррам чун гулу савсан ба ҳам.

---

[1] *Ҷавқ (ҷуқ)* — гурӯҳ.
[2] *Дастонсарой* — қиссагӯй, маҷозан булбул.
[3] *Раъшадор* — ларзон.
[4] *Фарҷа* — дар ин ҷо ба маънои сӯрох.

Суҳбате з-овезиши ағьёр дур,
Роҳате з-омезиши тимор дур.
Не маломатпеша бо эшон ба ҷанг,
Не нифоқандеша бо эшон дуранг.
Гул дар оғӯшу ҳароши ҳор не,
Ганҷ дар паҳлӯву ранҷи мор не.
Ҳар замон дар марғзоре карда хоб,
Ҳар нафас аз чашмасоре хӯрда об.
Гоҳ бо булбул ба гуфтор омада,
Гоҳ бо тӯтӣ шакархор омада,
Гоҳ бо товус дар ҷавлонгарӣ,
Гоҳ дар рафтор бо кабки дарӣ.
Қисса кӯтаҳ дил пур аз айшу тараб,
Ҳарду мебурданд рӯзи худ ба шаб.
Худ чи з-он беҳтар, ки бошад бо ту ёр
Дар миёну, айбҷӯён бар канор.
Дар канори ту ба ҷуз мақсуд не,
Монеи мақсуди ту мавҷуд не.

## Ҳикояти ҷавоб гуфтани Вомиқ бо он, ки пурсид аз вай, ки: «Мақсуди ту аз ин ҷустуҷӯй чист?»

Хурдадоне гуфт бо Вомиқ ба роз,
Қ-«Эй зи доғи ишқи Узро дар гудоз,
Мебарӣ умре ба сар дар ҷустуҷӯй,
Чист мақсудат зи ҷустуҷӯ, бигӯй».
Гуфт: «Мақсуд он ки бо Узро баҳам,
Рӯи хеш андар яке саҳро ниҳам.



Ҳарду шодон ҳамчу ҷону тан ба ҳам,
Ҳарду хуррам чун гулу савсан ба ҳам.

Дар миёни бодия[1] гирам ватан,
Бар сари як чашма бошам хаймазан.[2]
Дуст з-он ҷо дуру душман низ ҳам,
Ҷон зи халқ осудаву тан низ ҳам.
Гар равам ҳар су дусад фарсанг беш,
Н-оядам аз одамӣ дайёр[3] пеш
Дида гардад му ба му аъзои ман,
Қиблаи руям шавад Узрои ман.
Бо ҳазорон дида ру суяш кунам,
То абад наззораи руяш кунам.
Балки аз наззора ҳам яксу шавам,
В-аз дуӣ озод гардам, у шавам.
То дуӣ боқи бувад, дурӣ бувад,
Ҷон асири доғи маҳҷурӣ бувад.
Чун ниҳад ошиқ ба куи васл гом,
Ҷуз яке медарнагунҷад, вассалом.

## Огоҳ шудани шоҳ аз рафтани Саломон ва хабар наёфтан аз ҳоли вай ва оинаи гетинамойро кор фармудан ва ҳоли вайро донистан

Шаҳ чу шуд огоҳ баъд аз чандгоҳ,
З-он фироқи ҷонгудози умркоҳ,
Нола бар гардун расонидан гирифт,
В-аз ду дида хун чаконидан гирифт.
Гуфт к-аз ҳар ҷо хабар ҷустанд боз,

---

[1] *Бодия* — саҳро, дашт.
[2] *Хайма* — чодир.
[3] *Дайёр* — аҳли диёр, соҳиби ҷой, соҳиби макон.

Қас набуд огоҳ аз он пӯшидароз.
Дошт шоҳ оинаи гетинамой,
Парда з-асрори ҳама гетикушой.
Чун дили ориф набуд аз вай ниҳон
Ҳеҷ ҳоле аз баду неки ҷаҳон.
Гуфт: к-он оинаро доред пеш,
То дар он бинам рухи мақсуди хеш.
Чун бар он оина афтодаш назар,
Ёфт аз гумгаштагони худ хабар.
Ҳардуро ишраткунон дар беша дид,
В-аз ғами аём беандеша дид.
Боҳам аз фикри ҷаҳон буданд дур,
В-аз ҳама аҳли ҷаҳон яксар нуфур.
Ҳар яке шод аз лиқои дигаре,
Ҳеҷашон ғам не барои дигаре.
Шоҳ чун ҷамъияти эшон бидид,
Раҳмате омад бар эшонаш падид.
Бе маломат кардани хотирхарош,
Ҳар чи донистӣ зи асбоби маош,
Як сари мӯе фурӯ нагзоштӣ,
Ҷумларо он ҷо муҳайё доштӣ,
Эй хуш он равшандили покизарой,
К-оварад шарти мурувватро ба ҷой.
Ҳар куҷо бинад ду ҳамдамро ба ҳам,
Хӯрда ҷоми шодиву ғамро ба ҳам.
Ҷонашон софӣ зи занги тафриқа,
Ҷомашон эмин зи санги тафриқа.
Андар он иқболашон ёрӣ кунад,
В-андар он давлат мададгорӣ кунад.
Не ки аз ҳам бигсилад пайвандашон,
В-афканад бар риштаи ҷон бандашон.
Ҳар чи бар арбоби офот омадаст,
Яксар аз баҳри мукофот омадаст.
Нек кун то нек пеш ояд туро,
Бад макун, то бад нафарсояд туро.

## Ҳикояти мукофот ёфтани Парвиз ончи бо Фарҳод кард аз Шерӯя

Кӯҳкан, к-анбозии[1] Парвиз кард,
Рӯй дар Ширини шӯрангез кард.
Дид Ширин сӯи худ майли дилаш,
Шуд ба ҳукми он, ки донӣ моилаш.
Ғайрати ишқ оташи сӯзон фурӯхт,
Хирмани таскини Ҳусравро бисӯхт,
Кард ҳолӣ ҳилае то золи даҳр,
Рехт андар соғари Фарҳод заҳр.
Рафт он бечора ҷони пурҳавас,
Монд бо Ширин ҳамин Парвизу бас.
Чархи кин к-аш ҳам ҳамин оин ниҳод,
Дар кафи Шерӯя теғи кин ниҳод.
То ба як захмаш зи Ширин сохт дур,
В-аз сарири ишраташ андохт дур.

## Андӯҳгин шудани шоҳ аз тамодии шаафи[2] Саломон ба сӯҳбати Абсол ва вайро ба қуввати ҳиммат аз таматтӯъ ба вай боздоштан.

Шоҳи Юнон чун Саломонро бидид,
К-ӯ ба Абсолу висолаш орамид.

---

[1] *Анбозӣ* — шарикӣ, ҳамкорӣ.
[2] *Тамодии шааф* — хушҳолии бардавом, шавқу завқи бардавом.

Умр рафту з-ин хасорат[1] бас накард,
В-аз залолат рӯи худ вопас накард.
Монд холӣ з-афсари шохӣ сараш,
То ки гардад сарбаланд аз афсараш.
Тахтро афканд дар по бахти ӯ,
То кафи пои кӣ бусад тахти ӯ.
Дар дарун афтод аз ин ғам оташаш,
Вақт шуд з-ин ҳоли ноҳуш нохушаш.
Бар Саломон қуввати ҳиммат ғумошт,
То зи Абсолаш ба куллӣ боздошт.
Лаҳза-лаҳза ҷониби ӯ мешитофт,
Лек натвонист аз вай баҳра ёфт.
Рӯи ӯ медиду ҷонаш метапид,
Лек бо васлаш наёрастӣ расид.
З-ин тағобун[2] дар раҳе сахт уфтод,
Хар бимурду бар замин рахт уфтод.
Марди муфлисро аз ин бадтар чи ғам,
Ганҷ дар паҳлуву киса бедирам?
Ташнаро з-ин сахттар наб-вад азоб,
Чашма пеши чашму лаб маҳрум аз об.
Аҳли дӯзахро чӣ меҳнат з-он батар.
Оташ андар ҷону ҷаннат дар назар?
Бар Саломон чун шуд ин меҳнат дароз,
Шуд дари роҳат ба рӯи вай фароз.
Шуд бар ӯ равшан, ки он ҳаст аз падар,
То магар з-он вартааш[3] орад бадар.
Тарс-тарсон дар падар овард рӯй,
Тавбакору узрхоҳу афвҷӯй.
Оре он мурғе, ки бошад некбахт,
Охир орад сӯи асли хеш рахт.

---

[1] *Хасорат* — зарар.
[2] *Тағобун* — зарар.
[3] *Варта* — гирдоб.

## Ҳикояти суолу ҷавоби он ҳаким, ки ҳалолзода кист ва ҳалолзодагӣ чист?

Аз ҳакиме кард шогирде суол,
К-эй муҳандис кист фарзанди ҳалол?
Гуфт он к-ӯ оқибат гардад шабеҳ,
Бо падар гар бихрад аст, ӯ гар сафеҳ.
Чанд рӯзе гар намонад бо падар,
Оқибат худро расонад бо падар.
В-арна ҳоли ӯ бар ин маънӣ гувост,
Даст аз-ӯ бигсил, ки фарзанди зиност.
Он гиё к-аз ҳайди[1] гандум хостаст,
Ҳайди гандумро ба худ оростаст.
Гар чи мемонад ҳаме з-оғози кор,
Чун расад вақти дарав дар киштзор,
Донааш гӯяд, ки ӯ не гандум аст,
Наъту номи гандумӣ аз вай гум аст.

## Расидани Саломон пеши подшоҳ ва изҳори шафқат намудани шоҳ ба вай

Чун падар рӯи Саломонро бидид,
В-аз фироқи умр коҳи ӯ раҳид,
Бусаҳои раҳматаш бар фарқ дод,
Дасти меҳр аз лутф бар дӯшаш ниҳод.
К-эй вуҷудат хони эҳсонро намак,
Чашми инсонро ҷамолат мардумак.

---

[1] *Ҳайд* — сабзаи норасидаи гандум ва ҷав, ғаллазор.

Равзаи ҷонро ниҳоли навбарӣ,
Осмонро офтоби дигарӣ.
Боғи давлатро гули навхоста,
Бурҷи шоҳиро маҳи нокоста.[1]
Арсаи офоқ лашкаргоҳи туст,
Саркашонро рӯй дар даргоҳи туст.
Пой то сар лоиқи тахтиву тоҷ,
Нест тоҷу тахтро бе ту ривоҷ.
Тоҷро мапсанд бар фарқи хасон,
Тахтро дар зери пои нокасон.
Мулк мулки туст, бистон мулки хеш,
Мулкро берун макун аз силки хеш.
Даст аз ин шоҳидпарастӣ боз каш,
Шоҳиву шоҳидпарастӣ нест хаш[2]
Дур кун хиннои ин шоҳид зи даст,
Шоҳ бояд буд ё шоҳидпараст.

## Дар баёни чаҳор хислат, ки аз шароити салтанат аст.

Ҳаст шарти подшоҳӣ чор чиз,
Ҳикмату[3] иффат[4] шуҷоат ҷуд низ.
Нест ҳикмат к-аз паи нафси лаим,
Сухраи[5] ҳукми зане гардад карим.
Нест аз иффат, ки марди ҳушманд
Доман олояд ба ёри announced нописанд.

---

[1] *Коста* — камшуда.
[2] *Хаш (хваш)* — хуш.
[3] *Ҳикмат* — илм.
[4] *Иффат* — покӣ.
[5] *Сухра* — мусаххар, асир, гирифтор,

Аз шуҷоат нест, к-аш созад забун,
Каҳбае аз рикбаи[1] мардӣ бурун.
Нест аз ҷуд он ки натвонад гузашт
Зон чи гирди он ҷуз аз хиссат[2] нагашт
Ҳар ки бо ин чор хислат ёр нест,
Аз аруси мулк бархурдор нест.
Он чи дар ҳар чор аз у афтад халал,
Дар дили худ кай диҳад шоҳаш маҳал.
Ҳарфи ҳикматро бар ин кардам тамом,
В-он чи мебоист гуфтам, вассалом.

## Тангдил шудани Саломон аз маломати падар ва рӯй дар саҳро ниҳодан ва оташ афрӯхтан ва бо Абсол ба ҳам ба оташ даромадан ва сӯхтани Абсол ва солим мондани Саломон

Кист дар олам зи ошиқ хортар,
Нест кор аз кори ӯ душвортар?
Не ғами ёр аз дилаш зоил шавад,
Не таманнои дилаш ҳосил шавад.
Мони озори ӯ бегоҳу гоҳ,
Таънаи бадхоҳу панди некхоҳ.
Чун Саломон он насиҳатҳо шунид,
Ҷомаи осудагӣ бар худ дарид.
Хотираш аз зиндагонӣ танг шуд,

---

[1] *Рибқа* — ҳалқаи ресмон.
[2] *Хиссат* — пастӣ.

Сӯи нобуди худаш оҳанг шуд.
Чун ҳаёти мурданӣ дархвар бувад,
Мурдагӣ аз зиндагӣ хваштар бувад.
Рӯй бо Абсол дар саҳро ниҳод,
Дар фазои ҷонфишонӣ по ниҳод.
Пушта-пушта ҳезум аз ҳар ҷо бурид,
Ҷумларо як ҷо фароҳам оварид.
Ҷамъ шуд з-он пуштаҳо кӯҳи баланд,
Оташе дар пуштаи кӯҳ уфканд.
Ҳар ду аз дидори оташ хуш шуданд,
Дасти хам бигрифта дар оташ шуданд.
Шаҳ ниҳонӣ воқифи он ҳол буд,
Ҳимматаш бар куштани Абсол буд.
Бар муроди хештан ҳиммат гумошт,
Сӯхт ӯрову Саломонро гузошт.
Буд он ғаш бар зару ин зарри х[в]аш,
Зарри хуш холис бимонду сухт ғаш.
Чун зари мағшуш дар оташ фитад,
Гар шикастан уфтад бар ғаш фитад,
Қори мардон дорад аз мардон насиб,
Нест ин аз ҳиммати мардон ғариб.
Пеши соҳибҳиммат ин зоҳир бувад,
Ҳар ки беҳиммат бувад, мункир бувад.[1]

## Боз мондани Саломон аз Абсол ва зорӣ кардан бар муфоракати[2] вай

Бошад андар доругири рӯзу шаб,
Ошиқи бечораро ҳоле аҷаб.

---

[1] Пас аз ин мисраъ боби «Ҳикояти он мунофиқ...» иборат аз 7 байт ихтисор шуд.
[2] *Муфорақат* — ҷудоӣ.

Ҳар чи аз тири бало бар вай расад,
Аз камони чарх пай дар пай расад.
Ногузашта аз гулӯяш ханҷаре,
Аз қафои ӯ дарояд дигаре.
Гар бидорад дӯст аз бедод даст,
Бар вай аз санги рақиб ояд шикаст.
В-ар бигардад аз сараш санги рақиб,
Баъд аз таъни маломатгар насиб.
В-ар раҳад з-инҳо, бирезад хун зи теғ,
Шаҳнаи ҳаҷраш ба сад дарду дареғ.
Чун Саломон кӯҳи оташ барфурӯхт,
В-андар ӯ Абсолро чун хас бисӯхт,
Рафт ҳамтои ваю якто бимонд,
Чун тани беҷон аз ӯ танҳо бимонд.
Нолаи ҷонсӯз бар гардун кашид,
Домани мижгон зи дил дар хун кашид.
Дуди оҳаш ҳайма бар афлок зад,
Субҳ аз андӯҳаш гиребон чок зад.
Баски аз ғам сина кандан кард соз,
Сина нохун нохунаш шуд ҳамчу боз.
Бар вай аз нохун зи бас озор ҷуст,
Яксари нохун намонд аз вай дуруст.
Санг мезад бар дилу беҳеҷ шак
Буд он накди вафояшро маҳак.
Чун ба дил наншаст
аз он сангаш ғубор,
Нақди ӯ омад бурун комилиёр.
Чун аз ӯ дасти тиҳӣ кардӣ нишаст,
Кандӣ аз ҳасрат ба дандон пушти даст.
Чун падидӣ панҷа андар панҷа ёр,
Панҷаи худ кардӣ аз дандон фигор.
З-он гуҳар дидӣ чу холӣ мушти хеш,
Кандӣ аз дандон сари ангушти хеш.

Он шакарлабро надидӣ чун ба ҷой
Найшакароин шудӣ ангуштҳой.
Рӯзу шаб беон ки ҳамзонуш буд,
Аз тапонча[1] будияш зону кабуд.
Ҳар шаб овардӣ ба кунҷи хона рӯй,
Бо хаёли ёри хеш афсонагӯй.
Қ-эй зи ҳаҷри хеш ҷонам сӯхта,
В-аз ҷамоли хеш чашмам дӯхта.
Умрҳо будӣ аниси ҷони ман,
Нурбахши дидаи гирьёни ман.
Хона дар кӯи висолат доштам,
Дида бар шамъи ҷамолат доштам.
Ҳарду аз дидори ҳам будем шод,
В-аз висоли якдигар дар сад кушод.
Ҳардумо бо якдигар будему бас,
Кор не касро ба мо,
моро ба кас.
Дасти бедоди фалак кӯтоҳ буд,
Кори мо бар мӯҷиби дилхоҳ буд.
Шаб ҳаме ҳуфтем дар оғӯши ҳам,
Розғуён рӯз сар дар гӯши ҳам.
Дар миёни мо касеро роҳ не,
Нокасе аз ҳоли мо огоҳ не.
Қ-ош чун оташ ҳаме афрӯхтам,
Ту ҳаме мондиву ман месӯхтам.
Сӯхтӣ ту,
ман бимондам ин чи буд?
Ин бад-оин бо мани мискин чи буд?
Кошкӣ ман низ бо ту будаме,
Бо ту роҳи нестӣ паймудаме.
Аз вуҷуди нохуши худ растаме,
Ишрати ҷовид-дар пайвастаме.

---

[1] *Тапонча* — торсакӣ, гӯшмол.

## Ҳикояти он аъробии уштургумкарда, ки мегуфт: кошкӣ ман низ бо уштури худ гум гаштаме, то ҳар ки вайро ёфтӣ, маро низ бо вай ёфтӣ.

Он аъробӣ чун шуд уштур дар шитоб
Аз шутур афтод чашме масти хоб.
Аз сабукборӣ шутур чун борие—
Дид, кард оғози хушрафторие.
Чун аъробӣ бомдод аз хоб хост,
Пай набурд асло, ки он уштур куҷост.
Гуфт: «Во-вайло, ки гумгашт уштурам,
Монд хотир аз хаёли ӯ барам.
Кош бо ӯ гаштаме ман низ гум,
То нарафтӣ бар сарам он уштулум.[1]
Ҳар куҷо ӯ рафт бо ӯ рафтаме,
То аз ин дурӣ ба як сӯ рафтаме.
Ҳар ки он гумгаштаро воёфтӣ,
Бо мани овора якҷо ёфтӣ.

## Шунидани подшоҳ ҳоли Саломонро ва оҷиз шудан аз тадбири кори вай ва дар тадбири он ба ҳаким машварат кардан.

Чун Саломон монд з-Абсол инчунин,
Буд дар рӯзу шабаш ҳол инчунин.

---

[1] *Уштулум* — ситам.

Маҳрамон он пеши шаҳ гуфтанд боз,
Ҷони ӯ афтод аз он ғам дар гудоз.
Бо ваяш ғам буду бе вай низ ҳам,
Аз замири ӯ нашуд ночиз ғам.
Гунбади гардун аҷаб ғамхонаест,
Беғамӣ дар вай дурӯғ афсонаест.
Чун гили одам сириштанд аз нахуст,
Шуд ба қаддаш хилъати сурат дуруст,
Рехт болои вай аз сар то қадам,
Чил сабоҳ абри бало, борони ғам.
Чун чиҳил бигзашт рӯзе то ба шаб,
Бар сараш борид борони тараб.
Лоҷарам аз ғам кас озодӣ наёфт,
Ҷуз пас аз чил ғам яке шодӣ наёфт.
Чун бувад борони шодӣ хатми кор,
Гирад охир кор бар шодӣ қарор...[1]
Шаҳ Саломонро дар он мотам чу дид,
Бар дилаш сад захми ранҷу ғам расид.
Чораи он кор натвонист ҳеҷ,
Бар раги ҷон уфтодаш тобу печ.
Кард арзи раъйи он доно ҳаким,
К-эй ҷаҳонро қиблаи уммеду бим.
Ҳар куҷо дармондаеро мушкилест,
Ҳалли он андешаи равшандилест.
Дар ҷаҳон имрӯз равшандил туӣ,
Бандсои қуфли ҳар мушкил туӣ.
Сӯхт Абсолу Саломон аз ғамаш—
Карда вақти хеш вақфи мотамаш.
Не тавон Абсолро овард боз,
Не Саломонро тавон шуд чорасоз.
Гуфтам инак мушкили худ пеши ту,
Чораҷӯй аз ақли дурандеши ту.

---

[1] Пас аз ин мисраъ 1 байт ихтисор шуд.

Раҳмате фармо, ки бас дармондаам,
Дар кафи сад ғусса музтар мондаам.
Дод он доно ҳаким уро ҷавоб,
К-эй нагашта роят аз рои савоб.
Гар Саломон нашканад паймони ман,
В-ояд андар рибқаи фармони ман,
Зуд боз орам ба вай Абсолро,
Кашф гардонам ба вай ин ҳолро.
Чанд рузе чораи ҳолаш кунам,
Ҷовидон дамсози Абсолаш кунам.
Аз ҳаким инро Саломон чун шунид,
Зери фармони вай аз ҷон орамид.
Хору хошоки дараш руфтан гирифт,
Ҳар чи гуфт аз ҷон пазируфтан гирифт.
Хуш бувад ҳоки дари комил шудан,
Бандаи фармони соҳибдил шудан.
Бишнав ин нукта ки доно гуфтааст,
Гавҳаре бас хубу зебо суфтааст.
Бош доно белуҷоҷу[1] беситез,
Ё рав андар сояи доно гурез.
Раҳна к-аз нодонӣ афтад дар мизоҷ,
Ёбад аз донову доной илоҷ.

## Мунқод[2] шудани Саломон ҳакимро аз тадбири кори вай

Чун Саломон гашт таслими ҳаким,
Зери зилли рафъаташ[3] шуд мустақим.

---

[1] *Луҷоҷ* — якраҳа, инодкор.
[2] *Мунқод* — мутеъ, фармонбардор.
[3] *Рафъат* — меҳрубонӣ бузургӣ.

Шуд ҳаким ошуфтаи таслими ӯ,
Сеҳркорӣ кард дар таълими ӯ.
Бодаҳои давлаташ дар ҷом рехт,
Шаҳдҳои ҳикматаш дар ком рехт.
Ҷоми ӯ з-он бода завқангез шуд,
Коми ӯ з-он шаҳд шаккаррез шуд.
Ҳар гаҳ Абсолаш фаро ёд омадӣ,
В-аз фироқи ӯ ба фарьёд омадӣ,
Чун бидонистӣ ҳаким он ҳолро,
Офаридӣ  сурати  Абсолро.
Як ду соат пеши чашмаш доштӣ,
Дар дили ӯ тухми таскин коштӣ.
Ёфтӣ таскин чу он ранҷу алам,
Рафтӣ он сурат ба сарҳадди адам.
Ҳиммати ориф чу гардад зӯрманд,
Ҳар чи хоҳад,
                    офаринад бегазанд.
Лек чун як дам аз-ӯ ғофил шавад,
Сурати ҳастӣ аз ӯ зоил шавад.
Гоҳ-гоҳе чун сухан пардохтӣ,
Васфи Зуҳра дар миён андохтӣ.
Зуҳра гуфтӣ шамъи
                    ҷамъи анҷум аст,
Пеши ӯ ҳусни ҳама хубон гум аст.
Гар ҷамолаш хешро пайдо кунад,
Офтобу моҳро шайдо кунад.
Нест аз вай дар ғино[1] кас тезтар,
Базми ишратро нишотангезтар.
Гӯши гардун бар навои чанги ӯст,
Дар самои доим аз оҳанги ӯст.

---

[1] *Ғино* — нағма.

Чун Саломон гӯш кардӣ ин сухан,
Ёфтӣ майле ба вай аз хештан.
Ин сухан чун борҳо такрор ёфт,
Дар дарун он майлро бисьёр ёфт.
Чун зи вай дарьёфт ин маънӣ ҳаким,
Кард андар Зӯҳра таъсири азим.
То ҷамоли худ тамом изҳор кард,
Дар дилу ҷони Саломон кор кард.
Нақши Абсол аз замири ӯ бишуст,
Меҳри рӯи Зӯҳра бар вай шуд дуруст.
Ҳусни боқӣ диду аз фонӣ бурид,
Айши боқиро зи фонӣ баргузид.

### Байъат[1] додани подшоҳ аркони давлати худро бо Саломон ва таслим кардани тахту тоҷ ба вай

Чун Саломон аз ғами Абсол раст,
Дил ба маъшуқи ҳумоюнфол баст.
Доманаш з-олудагиҳо пок шуд,
Ҳимматашро рӯй дар афлок шуд.
Тораки ӯ гашт дархур тоҷро,
Пои ӯ тахти фалакмеъроҷро.
Шоҳи Юнон шаҳриёронро бихонд,
Саркашону тоҷдоронро бихонд.
Ҷашне з-онсон сохт к-аз шоҳаншаҳон,
Нест дар тайи таворихи ҷаҳон.

---

[1] *Байъат* — аҳд.

Буд ҳар лашкаркашу ҳар лашкаре,
Ҳозири он ҷашн аз ҳар кишваре.
З-он ҳама лашкаркашу лашкар ки буд,
Бо Саломон кард байъат ҳар ки буд.
Ҷумла дил аз сарварӣ бардоштанд,
Сар ба тавқи бандагӣ афроштанд.
Шаҳ мурассаъ афсараш бар сар ниҳод,
Тахти мулкаш зери пой аз зар ниҳод.
Ҳафт кишварро ба вай таслим кард,
Расми кишвардорияш таълим кард.
Қард иншо дар чунон ҳангомае,
Аз барои вай насиҳатномае.
Бар сари ҷамъ
ошкорову нуҳуфт,
Сад гуҳар з-алмоси фикрат суфту гуфт.

## Васият кардани подшоҳ Саломонро

Эй писар мулки ҷаҳон ҷовид нест,
Болиғонро ғояти уммед нест.[1]
Ҳар амал дорад ба илме эҳтиёҷ,
Кӯшиш аз дониш ҳаме гирад ривоҷ.
Он чи худ донӣ равиш мекун бар он,
В-он чи не, мепурс аз донишварон.
Ҳар чи мегириву берун медиҳӣ,
Бин, ки чун мегириву чун медиҳӣ?[1]...
Қисаи мазлумро холӣ макун!
Пояи золим ба он олӣ макун!

---

[1] Пас аз ин мисраъ 2 байт ихтисор шуд.
[2] Пас аз ин мисраъ 2 байт ихтисор шуд.

Он фитад дар фоқаву фақри шигарф[1]
В-ин кунад онро ба фиску зулм сарф.
Оқибат ин шева гардад шеванат
Ҳам шавад аз бори ҳарду гарданат.
Ру матоб аз роҳҳои мустақим,
К-ин бувад дастури шоҳони қадим...[2]
Ҷаҳд кун то ҳар хатову ҳар халал,
Гардад аз адлат ба зидди худ бадал.
Не ки аз ту адл гирад ранги зулм,
Хурд гардад ҷоми адл аз санги зулм.
Ту шубонию раият чун рама,
Дар шубонӣ дур бош аз дамдама[3]
Худ ту мунсиф[4] шав чу некӯмазҳабон,
Чист асли кор-галла ё шубон?
Бояд андар ғалла сарҳангон туро,
Баҳри забти кор якрангон туро.
Чун саги галла туро сар дар каманд,
Лек саг бар гург не, бар гӯсфанд.
Бар рама бошад балое бас бузург,
Чун саги дарранда бошад ёри гург.
Аз вазирон нест шоҳонро гузир,
Лек донову амин бояд вазир.
Донад аҳволи мамоликро тамом,
То диҳад бар сурати аҳсан низом.
Бошад андар мулку моли шаҳ амин,
Новарад бар ғайри ҳаққи худ камин.
З-он чи бошад қисмати шоҳу ҳашам,
Аз райийят не фузун гирад, на кам.

---

[1] *Шигарф* — аҷиб, сахт.
[2] Пас аз ин мисраъ 1 байт ихтисор шуд.
[3] *Дамдама* — ҳила, макр, фиреб.
[4] *Мунсиф* — инсофнок.

Меҳрубонӣ бо ҳама халқи худой,
Мушфиқӣ бар ҳоли мискину гадой.
Лутфи ӯ марҳамнеҳи ҳар синареш,
Қаҳри ӯ кинакаш аз ҳар зулмкеш.
Не бадӣ дар сирату сурат бадӣ—
Пеши арбоби хирад нобихрадӣ.
Чун саги маслах[1] ҳама олудагӣ,
Хӯи ӯ з-олудагӣ осудагӣ.
То даҳони худ биёлояд ба хун,
Хоҳад андар забҳ говеро забун.
Мунҳие[2] бояд туро ҳар сӯ ба пой,
Ростбину сидқварзу некрой.
То расонад бо ту пинҳон аз ҳама,
Достони зулму эҳсон аз ҳама.
Он ки бошад аз вазир андар нафир,
Пурсиши ӯро маяфкан бо вазир.
Ҳам ба худ тафтиш кун он ҳолро,
Соз олӣ пояи иқболро.
Он ки баҳри ту кифоят мекунад,
Зулм бар шаҳру вилоят мекунад,
Он кифоят не сиоят[3] кардан аст,
Ҳимаи дӯзах ба ҳам овардан аст.
Қофияст орею аз вай дур нест,
К-ӯ кунад охир даҳи худро дувист
Ҳифзи кофӣ[4] чун чунин вофир[5] бувад,
Нафси ӯ туғён кунад, косир[6] бувад[7]...

---

1 *Маслах* — кушишхона.
2 *Мунҳӣ* — хабардиҳанда.
3 *Сиоят* — бадгӯй кардан.
4 *Кофӣ* — дар ин ҷо вазир.
5 *Вофир* — фаровон, бисьёр.
6 *Косир* — шикананда.
7 Маънии ин байт нигаҳбонии вазир мамлакатро, ки сабаби зиёдатии давлатии ӯ мешавад, ба зарари (шикасти) вазир анҷом меёбад. Пас аз ин мисраъ 2 байт ихтисор шуд.

Нест дар гетӣ зи вай нодонтаре,
Кас нахурд аз хислати нодон баре...[1]

## Ишорат ба он ки мурод аз ин қисса сурати қисса нест, балки мақсуд аз он маънии дигар аст, ки баён карда хоҳад шуд.

Бошад андар сурати ҳар қиссае,
Хурдабинонро зи маънӣ ҳиссае.
Сурати ин қисса чун итмом ёфт,
Бояdat аз маънии он ком ёфт.
Вазъи инро роҳдоне дигар аст,
К-ӯ ба сирри кор роҳ овардааст.
З-он ғараз не қилу
қоли мову туст,
Балки кашфи сирри
ҳоли мову туст.
Кист аз шоҳу ҳаким ӯро мурод?
В-он Саломон чун зи шаҳ беҷуфт зод?
Кист Абсол аз Саломон комьёб?
Чист кӯҳи оташу дарьёи об?
Чист мулке к-он Саломонро расид?

---

[1] Пас аз ин мисраъ 1 байт ихтисор шуд.
[2] Пас аз ин мисраъ 1 байт ихтисор шуд.

Чун вай аз Абсол домонро кашид?
Қист Зӯҳра, к-охир аз вай дил рабуд?
Занги Абсолаш зи оина зудуд.
Шарҳи ӯро як ба як аз ман шунав,
Пой то сар гуш бошу ҳуш шав.
Сонеъи бечун чу олам офарид,
Ақли аввалро муқаддам офарид
Даҳ бувад силки ақул эй хурдадон.
В-он даҳум бошад муассир дар ҷаҳон.
Қоргар чун ӯст дар гетӣ тамом
Ақли фаъолаш аз он карданд ном.
Ӯст дар олам муфайзи хайру шар,
Ӯст дар гетӣ кафили нафъу зар.
Несташ пайванди ҷисмонии ҷисм,
Ганҷи ӯ мустағнӣ омад з-ин тилисм.
Роҳи инсон зодаи таъсири ӯст,
Нафси ҳайвон сухраи тадбири ӯст.
Зери фармони ваянд инҳо ҳама,
Ғарқи эҳсони ваянд инҳо ҳама.
Ӯ шаҳи фармондеҳ асту дигарон,
Зери фармони вай аз фармонбарон.
Чун ба наъти шоҳӣ ӯ оростаст,
Роҳдон аз шоҳ ӯро хостаст.
Бар ҷаҳон файзе ки аз вай мерасад,
Бар вай аз боло паёпай мерасад
Пеши доно роҳдони булаҷаб,
Файзи болоро ҳаким омад лақаб.
Роҳи покаш нафси гӯё гашта исм,
З-ода з-ин ақл аст бо пайванди ҷисм
Ҳаст бепайвандии ҷисмаш мурод,
Он кӣ гуфт ин аз падар бе ҷуфт зод.
Зодае пас покдомон омадаст,
Номи ӯ з-он рӯ Саломон омадаст.
Қист Абсол ин тани шаҳватпараст,
Зери аҳкоми табиат гашта паст.

Тан ба ҷон зиндасту ҷон аз тан мудом,
Гирад аз идроки маҳсусот[1] ком.
Харду з-он рӯ ошиқи якдигаранд,
Ҷуз ба ҳақ аз сӯҳбати ҳам нагзаранд.
Чист он дарьё,
ки дар вай будаанд,
В-аз висоли ҳам дар он осудаанд?
Баҳри шаҳватҳои ҳайвонист он,
Луҷҷаи лаззоти нафсонист он.
Оламе дар мавҷи ӯ мустағрақанд,
В-андар истиғроқи[2] ӯ дур аз ҳақанд.
Чист он Абсоли дар сӯҳбат қариб,
В-он Саломон монд аз вай бенасиб?
Бошад он таъсири синни инҳитот,
Тай шудан олоти шаҳватро бисот.
Карда ҷо маҳбуби табъ андар канор,
В-олати шаҳват фурӯ монда зи кор.
Чист он майли Саломон сӯи шоҳ,
В-он ниҳодан рӯ ба тахти иззу ҷоҳ?
Майли лаззатҳои ақлӣ кардан аст,
Рӯ ба дорулмулки ақл овардан аст.
Чист он оташ—риёзатҳои сахт,
То табиатро занад оташ ба рахт.
Сухт з-он осор табъу ҷон бимонд,
Доман аз шаҳвоти ҳайвонӣ фишонд.
Лек чун умре ба оташ буд хӯй,
Гаҳ гаҳаш дарди фироқ омад ба рӯй.
З-он ҳакимаш васфи ҳусни Зӯҳра гуфт,
Кард ҷонашро ба меҳри Зӯҳра ҷуфт.
То ба тадриҷ ӯ ба Зӯҳра орамид,
В-аз ғами Абсолу ишқи ӯ раҳид.

---

[1] *Маҳсусот* — мавҷудоти ҳисшаванда.
[2] *Истиғроқ* — фурӯ рафтан.

Чист он Зуҳра камолоти баланд,
Қ-аз висоли ӯ шавад ҷон арҷманд.
З-он ҷамоли ақл нуронӣ шавад,
Подшоҳи мулки инсонӣ шавад.
Бо ту гуфтам муҷмал ин асрорро,
Мухтасар овардам ин гуфторро.
Гар муфассал боядат фикре бикун,
То ба тафсил ояд асрори кухун.
Ҳам бар ин иҷмолкорӣ ин хитоб,
Хатм шуд воллоҳу аълам биссавоб.

# ТӮҲФАТ-УЛ-АҲРОР

«Туҳфат-ул-аҳрор» маснавии сеюмин аз достонҳои «Ҳафт авранг»-и Ҷомӣ буда бештар ба масъалаҳои ирфонӣ ва кирдору рафтори шайхону суфиён ва пешвоёни аҳли дин бахшида шудааст. Вале дар баробари ин шоир дар як силсила ҳикоёти асар ба масъалаҳои одобу аҳлоқ ростиву росткорӣ, покиву тозагӣ, ҳаё, тарғиби илму дониш аҳамияти махсус дода бо ҳамин мардумро ба роҳи ростиву ахлоқи ҳамида ҳидоят мекунад. Ин чунин дар зимни як силсила ҳикоёт шоир шайхон ва воизони авомфиребе, ки дар зоҳир аҳли тақво, росткор буданду дар ботин разолат доштанд, сахт мазаммат мекунад. Маснавии «Туҳфат-ул-аҳрор» дар соли 886 ҳ=1481 м. дар тазмини «Маҳзан-ул-асрор»-и Низомии Ганҷавӣ ва «Матлаъ-ул-анвор»-и Хусрави Деҳлавӣ таълиф гардидааст. Асар ба яке аз пешвоёни тариқати нақшбандия Хоҷа Аҳрор бахшида шудааст.

Маснавӣ чор муноҷот, панҷ наът ва бист мақоларо дар бар кардааст. «Туҳфат-ул-аҳрор» асари ҳаҷман он қадар калон набуда, ҳамагӣ аз 1707 байт иборат аст, ки мо дар ин маҷмуа тақрибан 800 байт интихоб намудем.

Мунтахаби маснавии «Туҳфат-ул-аҳрор» дар асоси нашри Тошканд, ки ба эҳтимоми Хоҷа Муҳаммадрасул дар соли 1914 ба табъ расидааст ва нашри интиқодии муҳаққиқ Ҳусайн Тарбият[1], таҳия гардид.

*Абубакр Зуҳуриддинов.*

---

[1] Абдураҳмони Ҷомӣ. «Туҳфат-ул-аҳрор», «Сабҳат-ул-аброр» ва «Хирадномаи Искандарӣ» (бо тасҳеҳ ва муқаддимаи Ҳусайн Аҳмади Тарбият), Москва, 1984.

## Аз «Тӯҳфат-ул-аҳрор»

### Дар ардофи тасмия ба таҳмид, ки фотиҳаи китоби маҷид ва фотеҳи абвоби мазид аст.

Он чи нигорад паи ин хушрақам
Бар сари ҳар нома дабири қалам.
Ҳамди худоест,
ки аз килки кун,
Бар вараќи бод нависат сухун.
Чун рақами ӯ бувад ин тоза ҳарф,
Ҷуз ба саноям натавон кард сарф.
Лек саноям зи баён бартар аст,
Ҳар чи забон гӯяд аз он бартар аст.
Нутқу саноям чи таманност ин
Ақлу таманнош чи савдост ин.
Нест сухан ҷуз гиреҳе чанд суст,
Табъи суханвар зада бар бод чуст...
Риштаи фикраш ки сазад пургуҳар
Пур бувад инҷо зи гиреҳ сар ба сар
Медиҳад ин ришта зи субҳа нишон
Сад гиреҳ афтода дар ӯ муҳрасон.
Ақл гирифта ба кафаш субҳавор
Оҷизие пеш кунад з-он шумор.

Он ки на дам мезанад аз аҷз кист,
Ғояти ин кор ба ҷуз аҷз чист.
Аҷз беҳ аз ҳар дили доно ки хаст,
Бар дари он ҳайи тавоно ки ҳаст.
Мурсилабанди гуҳари кони ҷуд,
Силсилапайванди низоми вуҷуд.
Ғаррафурӯзи саҳари хокиён,
Машъаласӯзи шаби афлокиён
Хони кароматнеҳи ояндагон,
Ганҷи саломатдеҳи поядагон.
Рӯз барорандаи шабҳои тор,
Қоргузорандаи мардони кор
Доирасози сипари офтоб,
Тиргари боду зиреҳбофи об
Айбниҳондори ҳунарпарварон
Узрпазирандаи узроварон...
Тозакуни ҷони насими ҳаёт,
Қоргари коргаҳи коинот.
Сохт чу сунъат қалам аз кофу нун
Шуд ба ҳазорон рақамаш раҳнамун.
Сатри наҳуст аз вараҷи ин савод,
Қудснажодони таҷаррудниҳод.
Мояи эшон зи ҳаюло барӣ,
Пояи эшон зи сувар бартарӣ.
Ҷайб ба қошон зи фано суда най,
Доманашон з-обу гил олуда най.
Ҷунбиши эшон ба ҳунарҳои хос
Аз кашиши ҷанги табиат халос.
Ношуда иқлими давому сабот,
Танг бар эшон зи ҳудуди ҷиҳот.
Сатри дувум нуҳ фалаки лоҷувард,
Гирди яке нуқта ҳама тезгард.
Кӯшиши эшон ба паёми суруш,
Гардиши эшон зи сари ақлу ҳуш.
Бурда ба ҷавгони иродат ҳама,

Гӯй зи майдони саодат ҳама.
Балки баракс омада суфиву шанд,
Доим аз ин ракс чу суфӣ хушанд.
Дода ба ҳар давр зи адворашон,
Нури дигар воҳиби анворашон
Сатри савум нест ба ҷуз чор ҳарф,
Дурҷ ба ҳар чор рамузи шигарф
Ҳар чи бувад дар ҳами тоқи сипеҳр
Ҷумла аз ин чор намудаст чеҳр
Қудраташ онро ба ҳам омехтаст
Ҳар дам аз он нақши нав ангехтаст.
Пақши нахустин чи бувад з-он ҷамод,
К-аз ҳаракат бар дари ӯ истод.
Кӯҳ нишаста ба мақоми виқор
Ёфта дар қаъдаи тоат қарор
К-он ки бувад хозини ганҷинааш
Сохта пур лаълу гуҳар синааш.
Ҳар гуҳаре дидаривоҷе дигар
Гашта фурӯзандаи тоҷе дигар
Навбат аз он пас ба набот омада,
Чобуку ширинҳаракот омада.
Барзада аз рӯз наи хоки сар,
Бурда ба як чанд бар афлок сар.
Чатр барафрохта аз баргу шох,
Сохта бар соянишин ҷо фарох.
Гоҳ фишонда зи шукуфа дирам,
Гоҳ зи мева шуда хони карам.
Ҷунбиши ҳайвон шуда баъд аз набот
Гашта равон дар гилаш оби ҳаёт.
Аз раҳи ҳис бурда зи мақсуд бӯй,
Пӯякунон карда ба мақсур рӯй.
Бо дили хоҳанда зи ҷо хоста,
Рафта ба ҳар ҷо ки дилаш хоста.
Хотимаи ин ҳама ҳаст одамӣ,
Ёфта з-ӯ кори ҷаҳон маҳкамӣ.

## Дар фазилати мутлақи сухан, ки дар фазилатти вай мутлақо сухан нест

Бештарин нафҳаи боғи сухун,
Ҳаст насими чаманорои кун.
Субҳдам он нафҳа чу бархостаст.
Хушку тари ин чаман оростаст,
З-он нафас аввал қалами сарзада,
Сар зи наистони адам бар зада
...Гарчи қалам доди сухан додааст,
Бе сухан, ӯ ҳам зи сухан зодааст.
Чун зи сухан зоди сухан даргирифт,
Парда аз ин рози куҳан баргирифт.
Ҳаст сухан пардакаши розҳо,
Зиндакуни мурдаи овозҳо.
Нағмаи хуньёгарӣ дастонсарой,
Мурда бувад бесухани ҷонфизой.
Чун ба сухан ёр шавад сози ӯ,
Ҷон ба ҳарифон диҳад овози ӯ.
Ҳар кӣ нафасро кунад исботи ҷон,
Ҷуз сухани хуш набувад ҷони он.
Ҳаст нафас қолабу ҷонаш сухун,
Ин нафас аз зиндадилон гӯш кун:
Гарчи сухан ҳаст гиреҳҳо ба бод,
Дар гиреҳаш бини гиреҳ сад кушод.
Ҳар гиреҳ аз вай гуҳаре балки беҳ.
Баста дар он гавҳари дигар гиреҳ
Ҳарфе агар зер шавад ё забар,
Нест гиреҳ пеши хирад ҷуз гуҳар.
Нест сухан бастаи он савту ҳарф,
Мурғи суханрост навои шигарф.
Ҳар чӣ фитад сирре аз он дар дилат,
Маънии нав гардад аз он ҳосилат.
Пеши сухандон сухан аст он ҳама,
Ҷони суханро чу тан аст он ҳама...

Мутриби хушлаҳҷа ба он дарнавост,
Гунбази фирӯза аз он пурсадост.
Хезу ба гулзор дарун о яке,
Наргиси бино бикушо андаке.
Аз паи гӯше, ки кунад фаҳми роз,
Бин даҳани гул чу лаби ғунча боз
Савсани озоду забон дар забон,
Мурғи саҳархезу фиғон дар фиғон.
Қошифи асрору маонӣ ҳама,
Арзадеҳи ганҷи ниҳонӣ ҳама.
Ин ҳама худ ҳаст, вале з-одамӣ
Қас назада пеш дари маҳрамӣ.
Қашфи ҳақоиқ ба забони вай аст,
Ҳалли дақоиқ зи баёни вай аст.
Ҷанги сухан гарчи басе соз ёфт,
Аз дами ӯ нағмаи эъҷоз ёфт,
Зарри суханро чу намудам иёр,
В-аз сухани зар чӣ кашам бори ор?
Чун фалак ар з-он, ки тарозу ниҳӣ,
Зарри маҳу меҳр ба як сӯ ниҳӣ,
Паллаи дигар садафи дур кунӣ,
В-аз сухани ҳамчу дураш пур кунӣ.
Зарри сабукпоя шавад чархсой,
Дурри гаронмоя наҷунбад зи ҷой.
Ҷомӣ, агар ҳаст туро гавҳаре,
Пои шуд омад бикаш аз ҳар даре.
Бар зари ҳар сифла манеҳ чашми оз,
Ҳамчу садаф бо гуҳари худ бисоз!

## Дар фазилати каломи мавзун, ки ҳар навъ аз он баҳрест машҳун ба лаолии макнун ва ҷавоҳири гуногун

Эй пур аз овозаи кӯси сухан,
Шоҳиди ҷонхост арӯси сухан.

Турфа арӯсе, ки зи зевар тиҳӣ,
Ояд аз ӯ дилбарию дилдиҳӣ.
Чунки ба зевар шавад ороста,
Таъна занад бар маҳи нокоста.
Чун гуҳари назм ҳамоил кунад,
Ғорати сад қофилаи дил кунад,
Чун кунад аз қофия халхоли пой,
Пои хирадманд билағжад зи ҷой.
Чун зи ду мисроъ кунад абрувон,
Рахна шавад қиблаи пиру ҷавон.
Маънии ранғин чу кашад ғозааш,
Боғ шавад дил зи гули тозааш.
Ман, ки зи ҳар шоҳиду май зоҳидам,
Умрталафкардаи ин шоҳидам,
Иқди ҳамоил, ки ба бар ҷилва дод,
Уқдаи сабр аз дилу ҷонам кушод.
Дил, ки гаронмоя зи иқболи ӯст,
Тавққаши ҳалқаи халҳоли ӯст.
Абрӯи ӯ гарчи на пайваста аст,
Роҳи ҳалосӣ ба рухам баста аст.
Мошита,[1] к-ороишаш оғоз кард,
Ғоза зи хуни ҷиғарам соз кард.
Рӯзу шаб овораи кӯи ваям,
Шому саҳар дар такупӯи ваям.
Шаб, ки маро дил сӯи ӯ раҳбар аст,
Курсиям аз зонуву пой аз сар аст.
Аз мадади ҳиммати волои хеш
Бар сари курсӣ чу ниҳам пои хеш,
Бозкашам пой зи домони фарш,
Сар бадар орам зи гиребони арш.
Ҷомаи ҷисм аз тану ҷон баркашам,
Хомаи нисьён ба ҷаҳон даркашам.
Балки зи ҷон низ муҷаррад шавам,

---

[1] *Мошита* — машшота—ороишдиҳанда.

Ҷуръакаши бодаи сармад шавам...
Соқию мутриб ба ҳам омехта,
Нуқли маонӣ ҳама ҷо рехта.
Баҳра чу баргирам аз он базмгоҳ,
Аз паи риҷъат[1] кунам оҳанги роҳ.
Ҳар чӣ диҳад дастам аз он хони пок,
Залла[2] кунам баҳри ҳарифони хок.
Бар табақи назм ба дасти адаб.
Бар намате[3] дилкашу тарзи аҷаб
Парда зи ташбеҳу маҷозаш кунам,
Туҳфаи ҳар маҳфили розаш кунам.
Ҷомӣ, агар, аҳли дилӣ, гӯш кун,
Сомиаро бадрақаи[4] ҳуш кун!..

## Дар танбеҳи суханварони ҳунарпарвар, дар он чӣ дар боисти шеър аст, то мақбули тибоъ[5] ва матбӯи асмоъ[6] афтад.

Қофиясанҷон чу дари дил зананд,
Дар ба рухи тирадилон гил зананд.
Руй чу дар қофиясанҷӣ кунанд,
Пушт бар ин дайри сипанҷӣ кунанд.
Тан бигудозанду ҳама ҷон шаванд,
Кӯҳ бибурранду паи кон шаванд.
Ҷонканию конканӣ оинашон,

---

[1] *Риҷъат* — бозгашт.
[2] *Залла* — маҷозан ба маънои эҳсон.
[3] *Намат* — тариқа.
[4] *Бадрақа* — раҳбар.
[5] *Тибоъ* — ҷамъи табъ, табъҳо.
[6] *Асмоъ* — ҷамъи самъ, киноя аз шунаванда

Сайрафии[1] чарх гуҳарчинашон.
Эй ки дар ин кон ҷигаре х(ва)ардай,
Гавҳари рангин ба каф овардай!
Гавҳари ин кон ҳама як ранг нест,
Луълуи Уммон ҳама ҳамсанг нест.
Гавҳару лаъл аз дили кон металаб,
Ҳар чӣ биёбӣ, беҳ аз он металаб!
Ҳар кӣ ба хас кард қаноат, хасест,
Беҳталабӣ кун, ки беҳ аз беҳ басест.
То шуда аз хуи бадат дил тиҳӣ,
Кай расад аз назми ту буи биҳӣ?
Ҳар чӣ ба дил ҳаст зи поку палид,
Дар сухан ояд асари он падид.
Ҷефа[2] чу бандад даҳани ҷуи танг,
Оби равон гирад аз ӯ бую ранг.
Чун гиреҳи нофа кушояд насим,
Ғолиябу гардаду анбаршамим.
Назм, ки нисбат ба гуҳар бошадаш,
Беҳ зи гуҳар бошад, агар бошадаш
Лафз ҷаҳонгаштаву маънӣ ғариб,
Лек на бегона зи фаҳми лабиб.[3]
Қофия камьёб чу дебои Чин,
Вазн сабуксанг чу мои маин.[4]
Не рақами килки такаллуф дар ӯ,
Не калафи[5] дои тасаллуф[6] дар ӯ.
Ёфта аз санъату диққат камол,
Лек на берун зи ҳади эътидол.
Шоҳиди парварда ба сад иззу ноз,
Беш ба машшота надорад ниёз.

---

[1] *Сайрафӣ* — сарроф.
[2] *Ҷефа* — лоша, ҷасади мурда.
[3] *Лабиб* — доно, хирадманд.
[4] *Мои маин* — оби равон, оби соф.
[5] *Калаф* — аломати доғ.
[6] *Тасаллуф* — лоф задан.



Дид, ки бо гесуи чун парри ҷоғ,
Ҟабки хиромӣ шуда товуси боғ.

Бар рухаш аз ғолияи мушксой
Хуб бувад хол, вале як ду ҷой.
Хол, ки аз қоида афзун фитад,
Бар рухи маъшуқ на мавзун фитад,
Ҳоли ҷамолаш ба табоҳӣ кашад,
Рӯи сафедаш ба сиёҳӣ кашад,
Ин ҳама гуфтем, вале з-ин шумор
Чошнии ишқ бувад асли кор.
Ишқ ки рақси фалак аз нури ӯст,
Хони суханро намак аз шӯри ӯст.
Ҷомӣ, агар дар сарат ин шӯр нест,
Хони сухан гар наниҳӣ, дур нест.
Марди карампеша куҷо хон ниҳад.
То на зи оғоз намакдон ниҳад?!

## Ҳикояти зиштрӯе, ки харидори кӯр ёфта буд ва ваҷҳи носараи худро пеши вай месутуд

Хост яке кӯрзане зиштрӯй,
Қинаваре, таъназане, зиштхӯй,
Аз шибаҳаш[1] чеҳра сияҳрангтар
В-аз сипараш ҷабҳа пурожангтар,
Гӯш кару чашм кажу пушт кож,
Хомисааш беҳуда, гуфтор жож,
Як шабе аз ноз бад-он кӯр гуфт:
«Ҳайф, ки монд аз ту ҷамолам нуҳуфт,
Талъати ман хоста аз маҳ хироҷ,
Ҳарфи хиҷолат зада бар лавҷи оҷ.
Наргиси ман чашму чароғи чаман.

[1] *Шибаҳ* — киноя аз сиёҳии дил аст.

Лолаи ман доғнеҳи ёсуман.
Аз сифати қомати ман кӯтаҳӣ
Ёфта овозаи сарви сиҳӣ».
Кӯр чу афсонаи ӯ гӯш кард,
Хуни дил аз синаи ӯ ҷӯш кард.
Гуфт: «Агар ҳол чунин будият.
Давлату иқбол карин будият.
Домани ту дидаваре доштӣ,
Тухми ҳавоят дигаре коштӣ.
Ин ҳама бинанда зи наздику дур,
Қас наниҳад оина дар пеши кӯр.
Чашми ман аз кӯр набудӣ чунин,
Ту сари даъвӣ нақушудӣ чунин.
Бастагии чашмам аз авсофи ту,
Бар ту кушодаст дари лофи ту.
Ҷомӣ, агар нақди камолет ҳаст,
Дар ҳаҷаби[1] ғайб ҷамолет ҳаст.
Бар, ба сари аҳли назар ҷилва деҳ,
Дар назари бебасаронаш манеҳ.
В-ар на зи ҳиммат дари инсоф зан,
Хатти хато бар вараки лоф зан!

## Дар кашфи парда аз ҳақиқати дил ва дар баёни он ки дил дар паҳлӯи соҳибдил дил шавад.

Гулбуни ҷонро ки ба гил коштанд,
Орзуи ғунчаи дил доштанд.
Чун зи гил он гулбуни тар сар кашид,
Ғунчаи наврустаи дил бар дамид.
Дурҷ дар он ғунча чу авроқи гул,
Ҳарчи дар офоқ чи ҷузъу чи кулл.
Ҳусни бутон ояти тафзили ӯ,

[1] *Ҳаҷаб* — парда.

Кавну макон дафтари тафсили ӯ
Чархи фалак в-он чи бувад дар хумаш,
В-он чи хирад ном ниҳад олимаш!
Дар сиати[1] доираи дил гум аст,
Он ҳама чун қатраву дил қулзум аст.
Мазҳари асрори дил омад на дил,
Матраҳи анвори дил омад на дил.
Дил агар ин муҳра бувад, к-аз гил аст,
Фарқ бад-ин мӯҳр зи ҳар мушкил аст.
Лофи хирадмандӣ аз ин мӯҳра чанд,
Хар ҳам аз ин муҳра бувад баҳраманд
Ҳар ки бар ин мӯҳра чу хар дил ниҳод,
Дурри ғаронмоя ба ҳармӯҳра дод.
То накунӣ руй ба дарьёдилӣ,
Набвадат аз гавҳари дил ҳосиле,
То назанӣ ҳайма ба паҳлуи пир,
Ҳамчу дил аз дил нашавӣ баҳрагир...

## Мақолаи аввал дар офариниши олам...

Шоҳиди хилватгаҳи ғайб аз нахуст,
Буд паи чилва камар карда чуст.
Оинаи ғайбнамо пеш дошт,
Чилванамои ҳама бо хеш дошт
Нозиру манзур ҳам ӯ буду бас,
Ғайри вай ин арса напаймуд кас.
Чумла яке буду дуӣ ҳеч на,
Даъвии моии туӣ ҳеч на.
Буд қалам раста зи захми тарош
Лавҳ ҳам осуда зи ранчи харош.
Арш қадам бар сари курсӣ надошт,
Ақл сари нодира пурсӣ надошт,

---

[1] *Сиат* — фаровонӣ, пурӣ.

Доираи чарх ба сад даҳлу харҷ
Буд ба матмураи[1] як нуқта дарҷ.
Силки фалак нозими анҷум набуд,
Пушти замин ҳомили мардум набуд.
Нутфаи обо ба мазиқи ҳиҳот
Буд масун аз раҳами уммаҳот.
Буд дар ин маҳд фурӯ баста дам,
Тифли маволид ба хоби адам.
Дидаи он шоҳиди нобудбин,
Маънии маъдум чу мавҷудбин...
Ғунча сухан аз шакараш кард соз,
Қуфл зи дурҷи гуҳараш кард, боз.
Сабза ба гул ғолияи тар сиришт,
Пеши гул авсофи хати ӯ навишт.
Шуд ҳаваси турраи ӯ бодро,
Баст гиреҳ турраи шамшодро.
Наргиси ҷаммош[2] ба он чашми маст.
Зад раҳи мастони сабӯҳипараст.
Фохта бо тавқи таманнои сарв
Зад нафаси шавқ зи болои сарв.
Булбули ноланда ба дидори гул,
Пардакушо гашт зи асрори гул.
Қабки дарӣ пойчаҳо барзада,
Зад ба сари сабза қадам сар зада.
Қумрӣ биниҳода ба шамшод дил
Сӯхт ба доғи ғами ӯ шод дил.
Мурғи саҳар сохт ба нозу итоб
Дар назари наргиси бисьёр хоб.
Хусн зи ҳар ҷо ки зад алқисса сар
Ишқ шуд аз ҷои дигар ҷилвагар.
Ҳусн зи ҳар чеҳра ки рӯ бар фурӯхт,
Ишқ аз он шӯъла дилеро бисӯхт.

---

[1] *Матмура* — хонаи зеризаминӣ, зиндон, ҷисми одам.
[2] *Ҷаммош* — шӯх, фусункор.

Ҳусн ба ҳар турра ки ором ёфт,
Ишқи диле омада дар дом ёфт.
Ҳусн зи ҳар лаб ки шакар ханда кард,
Ишқи дилеро ба ғамаш банда кард.
Ҳусн ҷуз аз ишқ нагирад ғазе,
Ишқ ҳам аз вай нагурезад бале.
Қолабу ҷонанд ба ҳам ҳусну ишқ,
Гавҳари конанд ба ҳам ҳусну ишқ.
Аз азал ин ҳарду ба ҳам будаанд,
Ҷуз ба ҳам ин роҳ напаймудаанд.
Ҳастии мо ҳаст зи пайвандашон.
Нест кушода ҳама ҷуз бандашон.
Ҳусну кас аз ишқ гирифтор не,
Ҷинси нафис асту харидор не.

## Мақолаи дуввум дар баёни офариниши одам...

Пеш ки аз абри сафо нам набуд,
Рустаи гил сафвати озам набуд.
Буд ҷаҳон як ба як оинаҳо,
Балки саросар ҳама ганҷинаҳо.
Бар сари ҳар ганҷ тилисми дигар,
Накди дуру гавҳари исми дигар.
Лек нишоне зи мусаммо надошт,
Мазҳари ҷамъияти асмо надошт
Шоҳи азал хост чунон мазҳаре,
Ҷид зи дарьёи қадам гавҳаре.
Сохт дилаш маҳзани асрори хеш,
Кард рухаш матлаи анвори хеш.
Ҳар чи аён дошт бар ӯ харҷ кард,
Ҳарчи ниҳон хост дар ӯ дарҷ кард.
Шуд зи раҳи сурату маънӣ ба ҳам,
Маҷмаи баҳрайни ҳадусу қидам.
Гунаи гандум ба адимаш супурд,

Номаш аз он рӯй ҷуз Одам набурд.
Соя бар авҷи фалак андохташ,
Саҷдагаҳи фавҷи малак сохташ.
Ҷуз сари фурқатзадагон ҳар ки буд,
Чеҳра ба хоки раҳи он пок буд.
Базми кароматзи рухаш барфурӯхт,
Ҳар кӣ рухаш дид бар он дида дӯхт.
Чун ба рухаш чашми ҳама тез дид,
Нил асо одаму бар вай кашид.
Боз ба холаш паи дафъи газанд
Тобише аз тоби алайҳ ӯ фиканд.
Тирагии маъсияташ дур шуд,
Зулмати нилаш алами нур шуд.
Сайри вуҷудаш ба латофат расид,
Даври камолаш ба хилофат кашид.
Кишвари асмои илоҳӣ гирифт,
Мамлакате номутаноҳӣ гирифт...
Хайф бувад сурати одам туро,
Маънии шайтон шуда ҳамдам туро.
Далқи сафо дар бару зери бағал,
Карда ниҳон дафтари зирқу хиял.
Гургдилӣ сурати Юсуф ки чӣ?
Сурати агар нест таасуф ки чӣ?
Асл ки маънист чу бигзоштӣ,
Дил ба сӯи фиръ чаро доштӣ.
Қадршиноси гуҳари хеш бош,
Сайрафии симу зари хеш бош.
Гар зари холис шудаӣ хуш туро,
В-арна чи чора (а)ст зи-оташ туро.
Оташӣ аз сӯзи талаб барфурӯз,
Ҳар ғашу ғалле ки биёбӣ, бисӯз.
Ҷавҳари дилро зи араз пок кун,
Чашми хирадро зи ғараз пок кун.
Домани ҷон даркаш аз олудагӣ,
Нест дар олудагӣ осудагӣ.

Банд зи тан бигсилу озода шав.
Нақши дуӣ дур куну сода шав.
Зоди муридон раҳи озодагист.
Шеваи оинадилон содагист.
Содадиле бош,
писандида зот
Пок зи рангу сувари коинот.
То чу аз ин марҳала берун шавӣ,
Ҳамнафаси шоҳиди мавзун шавӣ.
Пеши нигоре шавӣ оина неҳ,
К-аш набувад ҳеҷ зи оина беҳ.

## Мақолаи шашум дар ишорат ба зукут, ки сармояи болаш мол ва молаш нафси бухли сигол аст

Эй шуда зиндони дирам мушти ту,
Банд ба онҷо зи ҳар ангушти ту.
Пеши кӣ айём кунад ранҷаат,
Гардиши ӯ тоб диҳад панҷаат.
Айш туро ҳол дигаргун кунад,
Нақди худ аз дасти ту берун кунад.
Хуш бикушо даст чу эҳсониён
Аз паи озодии зиндониён.
Марди дирамзан, ки дирам гирд сохт.
Сохтанаш гирд, ҷаро вирд сохт.
Гирдаш аз он сохт, ки гардон бувад,
Каф ба каф аз роҳнавардон бувад.
Не ки ба дастат зи хилофи карам
Нохуне аз сим шавад ҳар дирам
То-ш ҷудо гум кунӣ аз мушти хеш,
Бар сифати ноҳун аз ангушти хеш.

Нохуни симат, ки ба каф ҳосил аст,
Ноҳунаи дидаи ҷону дил аст.
Нохуна аз дидаи дил бартарош,
В-арна ба ноҳун дили худ мехараш.
Ҷамъ макун дирҳаму динорро,
Саҳра[1] машав шаҳнаи идборро.
В-ар ба масал ҷамъ шавад сарф кун,
Гуши нюшанда бад-ин ҳарф кун...
Пеша кунӣ аз сари ҷаҳли шигарф
Манъи даноиру дароҳим зи сарф.
Сарфи ҳама гарчи наёяд зи ту,
Манъи ҳама низ нашояд зи ту.
Дёҳ бадар аз симу зарат он қадар,
Қ-орадат аз ӯҳдаи воҷиб бадар.
Ҳақ чу туро дод зи динор бист,
Бухл ба як нимаи динор чист.
Рехт зи дирҳам ба канорат дувист,
Панҷ чу хоҳад зи канора маист.
З-ин зару сим аст ба боғи наим.
Қасри туро хишти зару хишти сим.
Хишти зари пухта деҳу сими хом,
Токи бувад қасри ту фардо тамом.
Мори макун зар, ки шавад мора мор,
Гарданат аз мор шавад тавқдор.
Чун ба гулуи кас аз он море ҳеҷ
Надҳӣ аз он бин ба гулӯ морпеч.
Ҳар дирами сим, ки ҳаққи фақир
Зери замин мекунияш ҷойғир.
Баҳри ҷазои ту ба рузи шумор,
Сурх чу динор кунандаш зи нор.
Гоҳ ба рух доғ ниҳандат,
ки ҳон!
Баҳри чӣ рух доштӣ аз вай ниҳон.

---

[1] *Саҳра* — харсанг: садди роҳ.

Гоҳ ба паҳлу, ки зи бас бераҳӣ,
Паҳлу аз ӯ баҳри чӣ карди таҳӣ.
Гоҳ ба пуштат,
ки зи рӯи дурушт,
Баҳри чӣ кардӣ сӯи бечора пушт...
Қадри дирам гар бувад афзун ба фарз
Тӯл диҳандат ба ҳамон қадру арз.
Тафриқа кун ҷамъи дирамҳои хеш,
Сина тиҳӣ кун зи аламҳои хеш.
Доғи ҷудоиш, ки ин ҷо кашӣ,
Беҳтар аз он доғ, ки фардо кашӣ.
Ҳайф бувад к-аз паи фарзанду зан
Доғ ниҳӣ ин ҳама бар хештан...

## Ҳикояти он соҳибкарам, ки бар ҳамьён дирам аз риштаи тадбири пандгӯён банд ниҳод.

Дидаваре хонд ба ақли салим,
Ҳарфи фано аз вараќи зарру сим.
Хост дар ин доираи тезрав,
Созадаш аз нақши бақо сикка нав.
Укда зи ҳамьёни дирам бар гирифт,
Ҷилва ба майдони карам дар гирифт
Бе диромонро дирамандӯз сохт,
Бекарамонро карамомӯз сохт.
Ҳар зару симе,
ки ба дарвеш дод,
Он чи талаб кард басе беш дод.
Гуфт: фузуле зи карам дасттанг,
К-эй шуда пеши ту яке симу санг.

Ҳар чӣ диҳӣ аз сари инсоф деҳ,
Қуфли адам бар дари исроф неҳ.
Баъди шикастан садафи хешро,
Хор магардон халафи хешро.
Баҳра ки дидӣ зи худованди худ,
Соз захира паи фарзанди худ.
То чу бирезад садафат зери хок
Баҳравар ояд зи ту он дурри пок
Гуфт, ки дорам сафаре дур пеш,
Ончи ба дастаст кунам зоди хеш.
Чун бипарад тутии ман з-ин қафас
Баҳраи фарзанд худованд бас.
Ҷомӣ аз ин беҳ ғами фарзанд х(в)ар,
Зард макун рӯи вай аз меҳри зар.

## Мақолаи сездаҳум дар мухотабаи салотин, ки агар бар дигарон метобанд осмони адлро чашмаи офтобанд ва агар ҳама гирди худ мегарданд тӯфони зулмро гирдоб

Эй ба сарат афсари фармондеҳӣ,
Афсарат аз гавҳари эҳсон тиҳӣ.
Зевари сар афсар аз он гавҳар аст,
Холӣ аз он мояи дарди сар аст.
Гирди миёни ту мурассаъ камар
Мӯҳраву мор омада бо якдигар.
Лек на он мӯҳра ки рӯзи шумор,
Нафъ расонад ба ту з-осеби мор

Тахти зарат оташу гавҳар дар ӯ,
Ҳаст дурахшанда чу ахгар дар ӯ.
Шуъла ба ҷон дарзада он оташ аст.
Лек зи бас беҳуди ояд хуш аст.
Чун ба худ ой зи шароби ғурур,
Оварад он сӯхтагӣ бар ту зӯр.
Ҳар дамад аз дард ду сад қатра хун,
Аз буни ҳар мӯй таровад бурун.
Суд сар айвони туро бар сипеҳр
Шамсаи он гашт маориз ба меҳр.
Қасри ту чун кохи фалак сарбаланд,
Ҳодисаро қосир аз он ҷо каманд.
Ҳорису баввоби[1] ту бар бадсигол,
Баста паи ҳифзи ту роҳи хаёл.
Лек наёранд ба макру ҳиял
Бастани он рахна, ки ояд аҷал.
Зуд бувад к-ояд аҷал аз камин,
Шишаи умри ту занад бар замин.
Накди ҳаёти ту ба ғорат барад,
Хасми туро бахт башорат барад.
Кунгури кохи ту ба хок афканад,
Токи баландат ба мағок афканад.
Афсарат аз фарқ фитад зери пой,
Пояи тахти ту билағжад зи ҷой.
Рузе аз ин воқеа андеша кун,
Қоидаи додгарӣ пеша кун.
Зулми туро беҳ чу маҳкам бувад,
Зулми ту зулми ҳама олам бувад.
Хоҷа ба хона чу бувад даф сарой,
Аҳли сарояш ҳама кӯбанд пой.
Шаҳре аз ошӯби ту ғорат шавад,
То-т яке хона иморат шавад.
Қош кунӣ тарки иморатгарӣ,

---

[1] *Баввоб* — дарбон, ҳоҷиб.

То накашад кор ба ғоратгарӣ.
Боғе аз осеби ту гардад талаф,
То-т дарояд тахи себе ба каф.
Беҳ ки аз он себ шикебат бувад,
В-арна ба ҳар себ ҳасебат бувад.
Меваву мазраъ сари хонат муқим,
Аз ҳарами беваю боғи ятим.
Матбахият ҳима зи хӯи дурушт
Мекашад аз пуштаи ҳар кӯж пушт.
Боз туро мири шикорон ба фан.
Туъмадеҳ аз ҷужаи[1] ҳар пиразан.
Борагии хоси туро ҳар пасин
Қоҳу ҷав аз тӯбраи хӯшачин
Гӯши канизони туро дода баҳр
Аз зари дарьюзагадоёни шаҳр.
Чанд кунӣ зулм ба ҳар буму марз,
Чандгаҳе расму раҳӣ адл варз.
Бин ки аз ин ҳар ду кадом аст беҳ,
Ҳарчи на беҳ бар рухи он даст неҳ,
Зулм ниҳад доми сароби ғурур,
Адл диҳад ҷоми шароби сурур.
Ҳон ки ҷигарсӯхтаву дил кабоб,
Боз намонӣ ба сароб аз шароб.
Шаҳру деҳ обод ба адл асту бас,
Табъи ҷаҳон шод ба адл асту бас.
Ту чу шубониву раият ҳама,
Дар канифи раҳмати ту чун рама.
Вой шубоне ки кунад кори гург,
Ҳамчу саги зард шавад ёри гург.
Барра кунад боз зи пистони меш,
То дарадаш гург ба дандони хеш.
Адли ту гар файзрасонӣ кунад,
Бар рамаҳо гурге шубонӣ кунад.
Панҷа кунад шона ба дашту дара,
Шона занад гардану пушти бара

## Ҳикояти кашафе[1], ки ба боли батон[2] паридан овоз ниҳод ва ба як сухани ноҷойгоҳ аз авҷи ҳаво ба ҳазизи[3] хок афтод.

Баст ба сад меҳр бар атрофи шат,
Ақди муҳаббат кашате бо ду бат.
Шуд ба фароғат зи ғами рӯзгор
Қоидаи сӯҳбаташон устувор.
Рӯзе аз он ҷо фалаки ростхӯй
Гашт зи бемеҳриашон кинаҷӯй.
Табъи батон аз лаби дарьё гирифт,
Рои сафар дар дилашон ҷо гирифт.
Қард кашаф нола, ки: эй ҳамдамон
В-аз алами фурқати ман беғамон!
Ҳӯ ба карамҳои шумо кардаам,
Қут зи ғамҳои шумо х(в)ардаам.
Гар чӣ маро пушт чу санг аст сахт,
Дорам аз ин бор диле лахт-лахт.
Ҳеҷ касам нест ба ҷои шумо,
Пушт ба кӯҳам зи вафои шумо.
Не ба шумо қуввати ҳампоиям,
Не зи шумо тоқати танҳоиям.
Нек фурӯ монда ба кори худам,
Пушт дуто гашта зи бори худам.
Буд зи беша ба лаби обгир
Ҷӯбаке афтода чу як чӯбатир.

---

[1] *Қашаф* — сангпушт.
[2] *Бат* — мурғобӣ.
[3] *Ҳазиз* — пастӣ.

Як бат аз он чӯб яке сар гирифт.
В-он бати дигар сари дигар гирифт.
Бурд кашаф низ ба он ҷо даҳон,
Сахт ба дандон бигирифташ миён.
Майли сафар кард ба майли батон,
Мурғи ҳаво гашт туфайли батон.
Чун сӯи хушкӣ сафар афтодашон.
Бар сари ҷамъе гузар афтодашон,
Бонг баромад зи ҳама, к-эй шигуфт![1]
Як кашаф инак ба ду бат гашта ҷуфт!
Бонг чу бишнид кашаф лаб кушод,
Гуфт, ки ҳосид ба ҷаҳон кӯр бод.
З-ӯ лаби худ буд кушодан ҳамон,
З-авҷи ҳаво зер фитодан ҳамон.
З-он дами беҳуда, ки ногоҳ зад,
Бар худу бар давлати худ роҳ зад.
Ҷомӣ, аз ин гуфтани беҳуда чанд?
Зиракие варзу лаби худ бубанд,
То ки дар ин доираи ҳавлнок,
Аз сари афлок наяфтӣ ба хок!..

## Дар ишорат ба ҳоли вазирон ва дабирон, ки рақами адолат ва зулм бар сафаҳоти айём аз рашаҳоти ақломи[2] эшон аст.

Эй чу қалам сурати худ карда рост,
Майли рақамҳои каҷ аз ту хатост,

---

[1] *Шигуфт* — таачуб, ҳайрат.
[2] *Ақлом* — ҷамъи қалам, қаламҳо.

То қаламосо ба сари х(в)ад равӣ,
Гарчи ҳама нек равӣ, бад равӣ.
Ҳар кӣ ба як ҳарф қалам кач ниҳод,
Ҳарфи вай аз лавҳи бақо маҳв бод!..
Ту ба се ангушт шуда хомазан,
Халқ даҳ ангушт зи ту дар даҳан.
Он кӣ ту хониш сарири қалам,
Аз рақамат ҳаст нафири қалам.
Хат, ки варақ тар кунад аз дасти ту,
Хок бар сар баркунад аз дасти ту.
Ҷунбиши килки ту зи камкостӣ
Бурда зи болои алиф ростӣ.
В-аз қаламат қофи ҷаҳон то ба Қоф
Пуршикану тоб шуда ҳамчу коф.
Нуги қалам аз сари кизлик[1] махор,
Тез макун беҳуда дандони мор!
Оқибат он мор зи роҳи ситез,
Бар ту занад захм ба дандони тез,
Балки занад захму ту з-афсурдагӣ
Нестӣ огоҳ зи озурдагӣ.
Мӯ, ки занад бар сари килкат гиреҳ,
Аз раҳи маънит бувад панддеҳ,
К-эй ба хирад гашта самар,[2] то ба чанд,
Ҷаҳд ба коре, ки ба мӯест банд!
Чанд мададгории золим кунӣ
В-аз мададаш касби мазолим[3] кунӣ?
То бубарӣ аз дили золим ғубор,
Гардани музлум кунӣ зери бор.
Хирмани деҳқон, ки ба хуни ҷигар—
Киштаи вай омада дар деҳ ба бар,
Сӯхтаи оташи бедоди туст,

---

[1] *Кизлик* — кордча.
[2] *Самар* — афсона.
[3] *Мазолим* — чизе, ки аз касе ба воситаи зулму бедод гирифта шуда бошад.

Донаву коҳаш шуда барбоди туст.
Дона кунӣ нақл ба анбори шоҳ,
Қоҳ барӣ баҳри сутури сипоҳ
Ҳиссаи деҳқон, чу шавӣ ғаврраc[1]
Донаи ашку каҳи рӯй асту бас.
Мояи тоҷир, ки дар оворагӣ,
Ҷамъ нашуд ҷуз ба ҷигархорагӣ...
Қосиби бечора, ки дар шаҳру кӯй
З-обилаи даст кунад обрӯй,
Дар каф аз оини ситамкорияш,
Ҳеҷ ба ҷуз обила нагзорияш.
Хоркаши пир, ки чун хорпушт
Хам бувадаш пушт зи хори дурушт,
Чун шавад аз хор тиҳӣ пушти ӯ,
Қимати онро кашӣ аз мушти ӯ.
Говаки шировари ҳар пирзол
Харҷ шуд аз ту ба хароҷоти сол.
Гурсунаву ташна шуда гӯшагир,
Хуни ҷигар мехӯрад акнун чу шир.
Моли ятимон ба раҳат поймол,
Ҳосили соил зи ту зилли савол.
Зевари тифлон-т зи табъи лаим,
Ҳаст зари соилу дурри ятим.
Нуқли шаби айши ту нақли сухан,
Нав ба нав аз тирадилони куҳан.
Мутриби ту он ки ба бонги баланд—
Моли фалон гӯяд ӯ чун асту чанд.
Ҳила ба сад гуна намудан тавон
В-аз кафаш он мол рабудан тавон.
Кори ту шуд бори дили сад ҳазор,
Шарм намедорӣ аз ин корубор?!
Беш макун дасти татовул бурун,
К-аз ту қаламрав чу қалам сарнагун.

---

[1] *Ғаврраc шудан* — амиқ фикр кардан, диққат намудан.

Шаҳ зи ту бадному раийят ҳароб,
Мулк зи ғавғои ту дар изтироб.
Қун назари таҷриба дар ҳамсарон,
То нашавӣ таҷрибаи дигарон.
Таҷрибаи чӯб ба паҳлуст сахт,
Беҳ, ки ба ибрат нигарӣ бар дарахт,
Лек сари таҷрибагирет нест,
Таҷрибаи ҳирсу вазирет нест.

## Ҳикояти сард шудани пири сафедмӯй аз нафаси он хуршеди гармхӯй, ки бо зулфи шабранг дам аз субҳи сафедии мӯй зад

Фасли хазон, к-аз дами боди вазон
Қоргаҳи ранґразон шуд разон.
Боғи ҷавон сурати пирӣ гирифт,
Сабзаи тар ранги зарирӣ[1] гирифт.
Барги дарахтон зи сари шоҳсор
Мухталифалвон чу гул андар баҳор.
Мӯйсафеде ба қади хамшуда,
Синааш оташкадаи ғам шуда,
Пои нишаст аз таҳи домон кашид,
Рахти тамошо ба гулистон кашид.
Аз раҳи фикрат қадаме мениҳод
В-аз сари ибрат назаре мекушод.
Дид, ки бо гесӯи чун парри зоғ,
Қабки хиромӣ шуда товуси боғ.
Меъҷари[2] кофурии ӯ мушкпӯш,

[1] *Зарир* — зард.
[2] *Меъҷар* — порчае, ки занон ба сар меандозанд.

Гавҳару зар з-омаданаш дар хурӯш.
Ранги ҳиноро зи кафаш хун ҷигар,
Ҳар сари ангушт чу унноби[1] тар.
Панҷаи марҷон зада ангушти ӯ,
Гавҳари худ ёфта дар мушти ӯ.
Гашта зи ҳар нохуни ӯ дар хизоб,
Бадру ҳилоле зи шафақ нурьёб.
Пир чу он дид, дил аз даст дод,
Пушти дуто руй ба пояш ниҳод.
Гуфт: «Бад-ин сурати зебо кийӣ?
Одамии, ё парии, ё чийӣ?
Нози ҷавонӣ зи сари худ бинеҳ.
Доди дили пайсипари худ бинеҳ
Нимдаме ҳамдами ин банда бош,
Ҷамъкуни пири пароканда бош!»
Ғунчаи нӯшин ба табассум кушод,
Гуфт, ки-дер омадаӣ, хайр бод!
Рӯй ба раҳ кун, бибур аз ман умед,
З-он ки сарам ҳаст чу меъҷар сафед,
Балки ту гӯӣ ба сар ин меъҷарам
Шаъри[2] сафед аст зи сӯи сарам.
Пир чу бишнид зи мӯй ин хабар,
Хост чу мӯ ҳолию печид сар.
Тозагул аз пир чу он шева дид,
Пардаи кофур зи сунбул кашид.
Мӯи худ овард зи меъҷар бурун,
Чун шаба шабрангу чу шаб қиргун.
Пир бинолид, ки эй дар фурӯғ,
Маҳ зи ту кам, баҳри чи буд ин дурӯғ?
Гуфт: «Паи он, ки кунам огаҳат,
Қ-он чӣ занад аз талаби мо раҳат,
З-он сабаб афтода зи роҳем мо,

[1] *Уннoб* — якнавъ мева, челон.
[2] *Шаър* — муй.

Ҳар чӣ нахоҳӣ ту, нахоҳем мо.
Пир шудӣ Ҷомию умрат зи шаст
Риштаи пайванд ба ҳафтод баст,
Еди ҷавонию ҷавонон макун,
Қиблаи ҷон ҷуз дари ҷонон макун!

## Ҳикояти зоғе, ки чанд рӯз дар қафои кабке давид ва аз рафтори худ бозмонд ва бар вай нарасид.

Зоғе аз он ҷо, ки фароғе гузид,
Рахти худ аз боғ ба роғе кашид.
Занг зудуд оинаи боғро,
Холи сияҳ гашт рухи роғро.
Дид яке арса ба домони кӯҳ,
Арзадеҳи маҳзани пинҳони кӯҳ,
Сабзаву лола чу лаби маҳвашон
Дода зи фирӯзаву лаълаш нишон.
Нодира кабке ба ҷамоли тамом.
Шоҳиди он равзаи фирӯзафом,
Фохтагун ҷома ба бар карда танг,
Дӯхта бар сидра сиҷофи[1] дуранг.
Тайҳуву дурроҷ бар-ӯ ишқбоз,
Бар ҳама аз гардану бар сарфароз.
Пойчаҳо барзада то соқи пой,
Карда зи чустӣ ба сари кӯҳ ҷой.
Бар сари ҳар санг зада қаҳ-қаҳа,
Пайсипараш ҳам раҳу ҳам бераҳа.
Тезраву тездаву тезгом,
Хушравишу хушпаришу хушхиром,
Ҳам ҳаракоташ мутаносиб ба ҳам,
Ҳам хутавоташ мутақориб ба ҳам.

[1] *Сиҷоф* — зеҳ, шероза.

Зоғ чу дид он раҳу рафторро
В-он равишу ҷунбиши ҳамворро,
Бо диле аз дур гирифтори ӯ,
Рафт ба шогирдию рафтори ӯ.
Бозкашид аз равиши хеш пой,
Дар паи ӯ кард ба тақлид ҷой.
Бар қадами ӯ қадаме мекашид
В-аз қалами ӯ рақаме мекашид.
Дар пояш, алқисса, дар он марғзор
Рафт бар ин қоида рӯзе се-чор.
Оқибат аз хомии худ сӯхта,
Раҳравии кабк наёмӯхта.
Кард фаромӯш раҳу рафтори хеш,
Монд ғароматзада аз дори хеш...

## Ҳикояти ошиқе, ки дар ҳузури маъшуқ ба қасди дигаре дида кушод ва бад-он каҷназарӣ аз назари маъшуқ афтод.

Булҳавасе бар сари роҳе расид,
Ҷилвакунон чорда(ҳ) моҳе расид.
Ҳола шуда гирди қамар меъҷараш,
Ҳайма зада бар маҳу хур чодараш.
Нағмасаро ҷунбиши халхоли ӯ,
Нофакушо зулф зи дунболи ӯ.
Наъра баровард, ки эй худпараст!
Пой макун тез, ки рафтам зи даст!
Аз ту ба фарьёд шудам ҳамнафас,
Роҳи карам гиру ба фарьёд рас!
Тозасанам чун шаафи[1] ӯ бидид
В-он ҳама шӯру шағаби ӯ шунид,

---

[1] *Шааф* — хушҳолӣ, шодӣ.

Чун гули хандон зи дами ӯ шукуфт,
Ғунчаи нушин шукуфониду гуфт:
«Хоҳари ман мерасад инак зи пай,
Беҳ зи чу ман сад сари як мӯи вай.
Нест зи хубон сухан он ҷо, ки ӯст,
Ман кияму сад чу ман он ҷо, ки ӯст?!
Бо шарафи ҳусни худододи ман,
Рафт ба шогирдиаш устоди ман».
Содадил он васваса чун гуш кард,
Қоидаи кор фаромӯш кард.
Дар ғалат афтод зи гуфтори ӯ,
Чашми вафо тофт зи дидори ӯ.
Кард басе дар раҳу бераҳ нигоҳ,
Дид раҳе дуру касе не ба роҳ.
Бори дигар лаб ба сухан боз кард,
Лобагарӣ пеши вай оғоз кард.
Бонг зад он моҳ, ки эй ҳарзагӯй,
Беҳ, ки бигардонӣ аз ин ҳарза рӯй.
Қиблаи мақсуд яке беш нест,
Қосиди он қибла дуандеш нест...
Чанд кашидан зи дубинон газанд?
Дидаи дил, Ҷомӣ, аз инон бубанд.

## Мақолаи ҳафдаҳум дар ишорат ба ҳусни хубон ва ҷамоли маҳбубон, ки дилфирефтатарини гули ин баҳористонанд ва ношикебтарин нақши ин нигористон.

Нақши саропардаи шоҳист ҳусн,
Ламъаи хуршеди илоҳист ҳусн.

Ҳусн ки дар пардаи обу гил аст,
Тоза куни аҳди қадими дил аст.
Он ки шуд ин силсила буньёд аз ӯ,
Лоиҳаи ҳусн диҳад ёд аз ӯ.
Мо ки чунин куштаи ҳар маҳвашем
Сӯхта хирман зи ҳамон оташем.
Дар дили ҳар сӯхта ҷӯше ки ҳаст,
Бар лаби ҳар хаста хурӯше ки ҳаст.
Як шарар аз гармии он оташ аст,
Вақти касе хуш, ки ба оташ хуш аст,
Эй ки чу шакли хушат оростанд,
Фитнаи арбоби назар сохтанд.
Қадди ту сарвест биҳишти чаман,
Рӯи ту шамъест,
сипеҳр-анҷуман.
Сурати мавзуни ту назми ҷамол,
Матлаи он ҷабҳаи фархунда фол.
Ҷабҳаат аз нур чу матлаъ навишт,
Абрӯят аз мушк ду мисраъ навишт.
Сатре аз абрӯи ту хуштар набуд,
Лек каҷ омад чу ба мистар набуд.
Тобад аз он матлаи меҳр иртифоъ,
Бар маҳи рухсори ту ҳар дам шиоъ
Ҳаст ду чашмат зи шиоаш ду айн,
Бинии симин алифе бин байн.
Чашмаи нӯшат,
ки аҷаб ҷонфизост,
Аз лаби ту то ба лаб оби бақост.
Хизри хатат хирқа кабуд омада,
Бар лаби он чашма фуруд омада.
Гӯи занахдони ту бо гӯи сим,
Ҳаст чу себе зи латофат ду ним.
Оби латофат чакад аз ғабғабат,
Нест басе роҳ аз он то лабат.
Балки хаи талъати рахшони туст,

Гирд шуда зери занахдони туст.
Холи занахдон-т ба дилтангие
Монда ба гирдоби бало зангие.
Бар лабат он донаи мушкин, ки ҳаст
Тухми ғами ҳар дили ғамгин ки ҳаст.
Мушк ба рухсор чу гулнори ту,
Нуқта зада бар хайи рухсори ту.
Варди тарӣ ларзакунон бар танат,
Қабки дарӣ тавққаши гарданат.
Синаи ту чун дили ошиқ соф.
Ҷайби касон чок аз ӯ то ба ноф,
Аз ситами бозуи ту карда бим,
З-он зада дар соиди ту панҷа сим.
Бо ту агар давлати ҳамзонуӣ,
Ҳаст насиби касе он ҳам туӣ.
Баҳри тамошогарии рӯи хеш,
Оина кун лек зи зонуи хеш.
Сад пай агар аз қадами фикру рой,
Аз сарат оем фурӯ то ба пой.
Як ба як аъзои ту мавзун бувад,
Ҳар як аз он дигаре афзун бувад...

## Мақолаи ҳаждаҳум дар ишорат ба ишқ, ки шӯри он намаки хони ҷигархӯрон аст ва ҷароҳати он роҳати ҷони дилфигорон

Равнақи айёми ҷавонист ишқ,
Мояи коми ду ҷаҳонист ишқ.
Майли таҳаррук ба фалак ишқ дод,
Завқи таҷаррӯд ба малак ишқ дод.

Чун гули чон буи таашшуқ гирифт,
Бо гили тан ранги тааллуқ гирифт.
Робитаи чону тани мо аз ӯст,
Мурдани мо зистани мо аз ӯст...
Ҳар ки на дар оташи ишқ аст ғарқ,
Аз дили ӯ то ба санавбар чӣ фарқ.
Қори санавбар чу бувад ғофилӣ,
Аз ғами ишқ ӯ киву соҳибдилӣ.
Зиндагии дил ба ғами ошиқист,
Тораки чон бар қадами ошиқист.
То нашавад ишқ ба дил пардагӣ,
Гармии дил нест чуз афсурдагӣ.
Эй шуда кори ту бад аз никувон,
Чуфт сад андӯҳ зи тоқ абрӯвон.
Ҳоли ту аз холи сиёҳон табоҳ,
Рӯзи ту аз мушки узорон сиёҳ.
Раҳзани хобат шуда чашмони маст,
Тавбаи ту ёфта з-эшон шикаст.
Ҳар ки шуд аз сарвқадон сарфароз,
Сохт сарат паст ба хоки ниёз...
Гаҳ дам аз андешаи моҳӣ занӣ,
Моҳи фалак биниву оҳе занӣ.
Гаҳ зи гуле хурраму хандон шавӣ,
Нағмасаро булбули бӯстон шавӣ.
Гаҳ ба ғизоле дили шайдо диҳӣ,
Рӯй чу девона ба саҳро ниҳӣ.
Ёри ҳамоғӯш ба ҳар бода нӯш
Ту паси зонуе ғам андар хурӯш.
Ёр ҳамовоз ба ҳар ҳила соз,
Ту зи таби фурқати ӯ дар гудоз.
Ёр ҳамоҳанг ба ҳар сина танг,
Ту ба дилаш кӯфта бар сина санг
Зиракие варзу чунон гир ёр,
Қ-аш бувад андар дилу
чонаш қарор.

## Мақолаи нуздаҳум дар ҳасби ҳоли хомтамаъоне, ки аз шаъри шеър доме барсохтаанд ва дар дастунои ҳар пухтаву хоме андохтаанд.

Баҳри азал мавҷи карам бар гирифт,
Домани соҳил ҳама гавҳар гирифт.
Ҷавҳарии табъи суханпарварон
Кард нигоҳе ба фаросат дар он.
Ҳар чи сазо буд ба суфтан, бисуфт,
В-он чи на,
дар пардаи нисьён нуҳуфт.
З-он гуҳари суфта ҳазорон ҳазор
Гӯши ҷаҳонро шуда бин гӯшвор.
Ҳайф, ки ин қавми гуҳаршинос,
Мӯҳракаши силки умеду ҳарос.
Ҳар чӣ бар он номи гуҳар бастаанд,
Мӯҳрасифат бар думи хар бастаанд.
Гавҳарӣ карда зи шараф зӯҳрагӣ,
З-он шараф афтода ба хармӯҳрагӣ.
Эй ки расад аз дили донишварат
Мурсала[1] бар мурсала з-он гавҳарат.
Пардакушои ҳунари хеш бош,
Нархфизои гуҳари хеш бош!
Бош ба дӯкончаи даврон баҳуш,
Ҷинси гаронро машав арзонфурӯш.
Дошт фалак чун ба ту арзонияш,
Ту мадеҳ арзон зи гаронҷонияш.
Чанд зи тори тамау пуди лоф,
Бар қади ҳар сифла шавӣ хуллабоф?

---

[1] *Мурсала* — гарданбанд.

Чанд ниҳӣ номи лаимон карим,
Чанд кунӣ васфи сафеҳон[1] ҳалим?
Он кӣ ба сад неш яке қатра хун
Н-ояду з-имсок[2] зи дасташ бурун,
Номи кафаш қулзуми эҳсон кунӣ,
Васф ба баҳри гуҳарафшон кунӣ
В-он ки ба таълимгаҳи моҳу сол
Шакли алифро нашиносад зи дол,
Орифи оғози азал хонияш,
Воқифи анҷоми абад донияш.
В-он ки чу аз гурба барояд хурӯш.
Рӯ ниҳад аз бим ба сӯрохи муш,
Шери жиён, бабри баён гӯияш,
Балки диловартар аз он гӯияш.
Ин ҳама андешаи норост чист,
Ин ҳама оини каму кост чист?
Ин ҳама аз ҳирсу тамаъ зодааст,
Худ кӣ зи ҳирсу тамаъ озода аст?
Дур бувад ҷӯъу тамаъ аз шабаъ[3]...
Гурсуначашманд ҳуруфи тамаъ.
Пӯст канӣ маънии устодро,
Ур кунӣ турфаи Бағдодро.
Баркашӣ аз шоҳиди атласлибос
Атласу созиш либос аз палос.
Қофия маъюбу равӣ нораво,
Иллати вазнаш алами бедаво.
Кӯҳна давоте чу дилат тору танг,
Қоғазе аз тирарухат бурда ранг.
Хома чу назми суханат сахту суст.
Имлии[4] норост хати нодуруст...
Беҳуда гуфтори ту дар мадҳи кас,

---

[1] *Сафеҳ* — нодон.
[2] *Имсок* — бухл.
[3] *Шабаъ* — серӣ, сер шудан.
[4] *Имлӣ* — имло.

Нақш бар об асту гиреҳ бар нафас.
Музд бар он беҳуда беҳуда аст.
Хоса аз он кас,
ки на фармуда аст.
Турфа, ки коре ба табаррӯъ[1] кунӣ,
Боз бар он музд тавақкӯъ кунӣ.
Сӯхт ҷаҳон аз тамаи хоми ту,
Халқ ба ҷон омад аз иброми ту.
Тарки лиҷоҷу ками ибром гир,
Як дам аз ин дағдаға ором гир!

## Мақолаи бистум дар панд додани фарзанди арҷманд, ки дар бӯстони туфулият ба наботи ҳусн парварда бод ва дар дабистони балоғат ба ниҳояти камол пай оварда.

Эй шаби уммеди маро моҳи нав,
Дидаи бахтам ба хаёлат гарав.
Аз паси сӣ рӯз барояд ҳилол,
Рӯй намудӣ ту пас аз шаст сол
Соли ту чор аст ба вақти шумор,
Чори ту дил боду чилат бор чор.
Ҳар чили ту як чила аз илму ҳол
Сайр кунӣ дар дараҷоти камол
Номи ту шуд Юсуфи Мисри вафо,
Бод лақаб давлату дилро Зиё.
Мекунам аз хомаи ҳикмат нигор,
Баҳри ту ин номаи ҳикмат нигор

---

[1] *Табаррӯъ* — ато.

Гарчи кунун нест туро фаҳми панд,
Чун ба ҳади фаҳм расӣ кор банд.
То нашавад бурқаи ту мӯй рӯй,
По манеҳ аз хона ба бозору кӯй.
Силсилабанди қадами хеш бош,
Ҳабснишини ҳарами хеш бош.
Ҳеҷгаҳ аз сӯҳбати ҳамхонагон.
Рахт макаш бар дари бегонагон.
Талъати бегона на маймун бувад.
Хоса ки солаш зи ту афзун бувад.
В-ар ба дабистон сару корат диҳанд,
Лавҳи алиф, бе ба канорат ниҳанд.
Паҳлӯи ҳар сифла машав ҷонишин,
Аз ҳама якто шаву танҳо нишин.
Гарчи ба худ нест каҷандом алиф,
Бин ки чи сон каҷ шуда дар лом алиф.
Лавҳи худ он дам ниҳӣ бар канор,
Чун алиф ангушт аз он бар мадор
Долваш аз шарм фикан сар ба пеш,
Содсифат дӯз бар он чашми хеш.
Хандазанон гоҳ ба он гаҳ ба ин
Растаи дандон манамо ҳамчу син.
Дил макун аз фикри парешон ду ним,
Тангдаҳон бош зи гуфтан чу мим.
Гӯш макун беҳуда ҳар қилу қол,
То накашӣ дарди сари гӯшмол.
Дор адаби дарси муаллим нигоҳ,
То нашавӣ таблаки таълимгоҳ.
Силии ӯ гарчи фазилат деҳ аст,
Гар ту ба силӣ нарасонӣ беҳ аст...
Чанд гиреҳ зан ба миён реҳлвор,
Шоҳиди мусҳаф бинишон бар канор.
Бош зи рухсори накӯфоли ӯ,
Маҳви тамошои хату холи ӯ.
Ҳарчи кунӣ з-ӯ гуҳари силки хеш,

Соз ба такрори забон милки хеш.
Ҳарфи навишта ба дили тифли хурд.
Қизлики насьён натавонад ситурд.
Чун ту ҳақи ҳифзи вай орӣ ба ҷой,
Ҳифзи ҳақ аз ҷон-т шавад ғамзидой.
Дасти талаб деҳ ба калам гоҳ-гоҳ,
Шав ба сӯи хиттаи хат рӯ ба роҳ
Боз нишон аз раҳи касби камол,
Аз нами он ноижа[1] гарди мамол.
Кӯш ба таҳсини хат аз ҳар намат,
Лек на чандон, ки шавӣ ҷумла хат
Сифр макун баҳри се ангушти хеш
Аз гуҳари ҳар ҳунаре мушти хеш.
Шеър агарчи ҳунари дигар аст,
Шаммае аз айб ба шаър андар аст
Шеър ки айбаш зи миён сар занад,
Ҳиммати покон-ш қалам дар занад.
В-ар фитадат гаҳ гаҳе андешааш
Кӯш ки чун ман накунӣ пешааш.
Ҳар нафас омад гуҳаре арҷманд,
Қимати он бештар аз чуну чанд.
Он гуҳар аз даст мадеҳ ройгон,
Хоса ки дар мадҳи накӯмоягон.
Меҳнати ин кор ба худ раҳ мадеҳ
Ранҷкашӣ дар талаби илм беҳ.
Тоҷи сари ҷумла ҳунар ҳост илм,
Қуфлкушои ҳама дарҳост илм.
Дар талаби илм камар чуст кун,
Даст зи ашғоли дигар суст кун.
Бо ту пас аз илм чӣ гӯям сухун,
Илм чу ояд ба ту гӯяд чи кун.
Илм касир омаду умрат қасир,

---

[1] *Ноижа* — қубур, ғулба.

Он чи зарурист ба он шуғл гир
Ҳарчи зарурист чу ҳосил кунӣ,
Беҳ ки иморатгарии дил кунӣ.
Он-ст иморатгарии дил, ки дил
Во кашӣ аз кашмакаши обу гил...

## Хатми хитоб ва хотимаи китоб.

Хома чу бар мӯҷиби ҷаффал-қалам[1].
Хушк биистод аз ин хушрақам.
Рӯҳи амин даст ба омин кушод,
Чархи барин субҳаи Парвин кушод.
Гавҳари он субҳа ба пояш фишонд,
Дар қадами ғолия сояш фишонд.
Гуфт ҷазокаллаҳ аз ин файзи пок,
Аз ту ба саҷҷоданишинони хок
Нақши шифономаи Исист ин,
Ё рақами хомаи Монист ин.
Ғунчае аз гулбуни ноз омада,
Ё гуле аз гулшани роз омада.
Ҳарфкаши дафтари фарзонагист,
Тозакуни ояи девонагист.
Қуфлкушои дари кохи сафост,
Атрфизои гули шохи вафост
Субҳи тараб матлаи анвори ӯст,
Ҷайби адаб махзани асрори ӯст
Назми камолаш на ба ғоят баланд,
То нашавад ҳар кас аз он баҳраманд.
Сирри маониш на з-онсон дақиқ,
К-аш натавон ёфт ба фикри амиқ
Лафзи хушу маънии зоҳир дар ӯ,

1 *Ҷаффал-қалам* — хушк шуд, калам — тамом **шуд кор.**

Оби зулол асту ҷавоҳир дар ӯ.
Аз хасу хошок чу софест об,
Менашавад бар дуру гавҳар ҳиҷоб
Шоҳиди асрори вай аз савту ҳарф
Қарда либосе ба бари худ шигарф.
Мошитаи хома чу оросташ
Аз қабили мин лақабӣ сохташ
Тухфат-ул-Аҳрор лақаб додамаш,
Тухфа ба Аҳрор фиристодамаш.
Ҳар ки ба дил аз хирадаш равзанест,
Дар назараш ҳар вараҷе гулшанест.
Рост чаманхост дар он ҷо сутур,
Пур гули шодиву ниҳоли сурур.
Ҷуи зари ҷадвалашон об х(в)ард,
Сабзаи тар гирди вай аз лоҷуворд
Гирди муҷаллад суи ҷилдаш чу майл,
Дод адим аз бари меҳраш Суҳайл...
Зуҳра шуд аз чанги пуровозааш.
Тори бирешим диҳӣ шерозааш.
Ҳайкали оёти гиромист ин,
Ҳирзи ҳимоятгари Ҷомист ин...
Теғ кунад хомаи сар тезро
Ришта бурад назми диловезро
Қилки вай аз чуби авон бадтар аст,
Вазнкушу қофия вайронгар аст.
Дидаи ҳарфе ки бувад дида боз,
Гардад аз ӯ вақти китобат фароз.

# МУНДАРИЧА



*Абдурахман Джами*

**СОЧИНЕНИЯ В 8-МИ ТОМАХ, Т. 3**

**(на таджикском языке)**

Муҳаррир *Қутбӣ Киром*
Ороиши *К. Туренко*
Муҳаррири ороиш *С. Логинов*
Муҳаррири техники *Е. Гуськова*
Мусаҳҳеҳ *Ш. Сангимуродов*

**БИ № 1362**

Ба матбаа 12.12.86, супурда шуд. Ба чопаш 25.08.87 имзо шуд. Формати 70×108[1]/32. Қоғази типографии № 1. Гарнитурааш адабӣ. Чопаш барҷаста. Ҷузъи чопии шартӣ 12,6.+ вкл. 0,26. Ҷузъи рангаи шартӣ 15,915. Ҷузъи нашрию ҳисобӣ 12,35+вкл. 0,22. Адади нашр 10000. Супориши № 2997. Нархаш 1 с. 40 тин.

Душанбе, нашриёти «Адиб», кӯчаи Рудакӣ, 33.

**Матбааи № 1 Комитети давлатии РСС Тоҷикистон оид ба корҳои нашриёт, полиграфия ва савдои китоб. Душанбе, хиёбони Ленин, 37.**